الجزء ٦ الحزب ١١

لَّا يُحِبُّ ٱللَّهُ ٱلْجَهْرَ بِٱلسُّوٓءِ مِنَ ٱلْقَوْلِ إِلَّا مَن ظُلِمَ ۚ وَكَانَ ٱللَّهُ سَمِيعًا عَلِيمًا ﴿١٤٨﴾ إِن تُبْدُوا۟ خَيْرًا أَوْ تُخْفُوهُ أَوْ تَعْفُوا۟ عَن سُوٓءٍ فَإِنَّ ٱللَّهَ كَانَ عَفُوًّا قَدِيرًا ﴿١٤٩﴾ إِنَّ ٱلَّذِينَ يَكْفُرُونَ بِٱللَّهِ وَرُسُلِهِۦ وَيُرِيدُونَ أَن يُفَرِّقُوا۟ بَيْنَ ٱللَّهِ وَرُسُلِهِۦ وَيَقُولُونَ نُؤْمِنُ بِبَعْضٍ وَنَكْفُرُ بِبَعْضٍ وَيُرِيدُونَ أَن يَتَّخِذُوا۟ بَيْنَ ذَٰلِكَ سَبِيلًا ﴿١٥٠﴾ أُو۟لَـٰٓئِكَ هُمُ ٱلْكَـٰفِرُونَ حَقًّا ۚ وَأَعْتَدْنَا لِلْكَـٰفِرِينَ عَذَابًا مُّهِينًا ﴿١٥١﴾ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ بِٱللَّهِ وَرُسُلِهِۦ وَلَمْ يُفَرِّقُوا۟ بَيْنَ أَحَدٍ مِّنْهُمْ أُو۟لَـٰٓئِكَ سَوْفَ يُؤْتِيهِمْ أُجُورَهُمْ ۗ وَكَانَ ٱللَّهُ غَفُورًا رَّحِيمًا ﴿١٥٢﴾ يَسْـَٔلُكَ أَهْلُ ٱلْكِتَـٰبِ أَن تُنَزِّلَ عَلَيْهِمْ كِتَـٰبًا مِّنَ ٱلسَّمَآءِ ۚ فَقَدْ سَأَلُوا۟ مُوسَىٰٓ أَكْبَرَ مِن ذَٰلِكَ فَقَالُوٓا۟ أَرِنَا ٱللَّهَ جَهْرَةً فَأَخَذَتْهُمُ ٱلصَّـٰعِقَةُ بِظُلْمِهِمْ ۚ ثُمَّ ٱتَّخَذُوا۟ ٱلْعِجْلَ مِنۢ بَعْدِ مَا جَآءَتْهُمُ ٱلْبَيِّنَـٰتُ فَعَفَوْنَا عَن ذَٰلِكَ ۚ وَءَاتَيْنَا مُوسَىٰ سُلْطَـٰنًا مُّبِينًا ﴿١٥٣﴾ وَرَفَعْنَا فَوْقَهُمُ ٱلطُّورَ بِمِيثَـٰقِهِمْ وَقُلْنَا لَهُمُ ٱدْخُلُوا۟ ٱلْبَابَ سُجَّدًا وَقُلْنَا لَهُمْ لَا تَعْدُوا۟ فِى ٱلسَّبْتِ وَأَخَذْنَا مِنْهُم مِّيثَـٰقًا غَلِيظًا ﴿١٥٤﴾



(148) Аллоҳ (ч) баланд гуфтан ва ошкор кардани сухани бадро дӯст намедорад, балки ба чунин амал нафрат дорад ва анҷомдиҳандаи онро уқубат мекунад, лекин ба ҳар ки зулм карда шавад, он мазлум ҳақ дорад аз золим шикоят барад, дар ҳаққи ситамгар дуои бад кунад, муқобили сухани зишт посухи ба он монанд диҳад, аммо агар мазлум аз баланд гуфтан ва ошкор кардани сухани бад сабр кунад, беҳтар аст. Ва Аллоҳ (ч) Шунавандаи гуфторҳо, Донандаи мақсадҳои шумо аст. Бинобар ин, аз гуфтор ё қасди бад парҳез намоед.

(149) Агар ҳар гуфтор ё кирдори некро ошкор кунед ё онро пинҳон созед ё аз гуноҳи он кас, ки нисбат ба шумо бадӣ карда аст, даргузаред, пас бешак, Аллоҳ (ч) Афвкунандаи Тавоно аст. Бояд гузашт кардан аз ҷурми дигарон ҷузъе аз ахлоқатон бошад, то Аллоҳ (ч) низ шуморо мавриди мағфирати хеш қарор диҳад.

(150) Ҳамоно касоне, ки ба Аллоҳ (ч) ва паёмбаронаш кофир мешаванд ва мехоҳанд миёни Аллоҳ (ч) ва паёмбаронаш бо имон овардан ба Аллоҳ (ч) ва такзиби паёмбарон ҷудо кунанд ва мегӯянд: “**Ба баъзеи паёмбарон имон меорем ва ба баъзеи дигар кофир мешавем**” ва мехоҳанд байни имону куфр барои худ роҳе бигиранд, онҳо гумон доранд ин роҳ наҷоташон медиҳад.

(151) Ин тоифае, ки ин роҳро мепаймоянд, онҳо кофирони ҳақиқӣ ҳастанд. Зеро ҳар ки ба ҳамаи паёмбарон ё ба баъзеи онҳо кофир шавад, пас бегумон ба Худо ва паёмбаронаш кофир гашта аст. Ва Мо дар рӯзи қиёмат барои кофирон аз сабаби он ки аз имон овардан рӯй гардониданд, азоби хоркунандаро омода намудаем.

Чун Худо дар оятҳои мазкур ҷазои кофиронро зикр кард, дар оятҳои зерин подоши аҳли имонро оварда гуфт:

(152) Ва касоне, ки ба ягонагии Аллоҳ (ч) имон оварда, ҳеҷ касро ба Ӯ шарик нагардониданд ва тамоми паёмбаронашро тасдиқ намуданд ва байни ҳеҷ кадоми паёмбарон ҷудо накарданд, он гуна ки кофирон чунин кардаанд, балки ба кулли паёмбарон имон оварданд, бешак, Аллоҳ (ч) ба ин бандагонаш дар бадали имон ва амалҳои шоистаашон подошҳои азимашонро медиҳад. Ва Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагони тавбакораш бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

(153) Эй Фиристодаи Мо, яҳудиҳо аз ту талаб мекунанд, ки барои онҳо аз осмон ба якборагӣ, на тадриҷан Китоберо нозил намоӣ, то ростқавлии туро нишон диҳад, чунончи Таврот ба Мӯсо (а) ҳамин гуна ба якборагӣ фуруд омада буд. Ин дархострo аз ҷониби яҳудиҳо бузург машумор, зеро гузаштагонашон аз Мӯсо (а) кори аз ин бузургтарро пурсиданд. Пас гуфтанд: “**Ба мо Аллоҳ (ч)-ро ошкор нишон бидеҳ.**” Баъд аз ин онҳоро ба сабаби гуноҳони содиркардаашон садои шадиди дорои оташи ҳавлнок фаро гирифта, ҳалокашон сохт, сипас Аллоҳ (ч) онҳоро дубора зинда гардонид. Сипас баъд аз он ки ба онҳо оятҳои равшане омад, ки дар боби офаридгорӣ ва ибодат бар ягонагии Аллоҳ (ч) далолат мекард, онҳо ба ҷои Аллоҳ (ч) гӯсоларо парастиданд. Пас Мо баъди муртакиб шудани чунин гуноҳи азим аз он даргузаштем ва содиркунандагонашро бахшидем ва ба Мӯсо (а) бо додани ҳуҷҷат ҳукмфармоии комил бар қавмаш ато намудем.

(154) Ва барои аз он яҳудиҳо гирифтани аҳди қатъӣ кӯҳро ба мақсади бим доданашон болои сарашон бардоштем, то бо дастуроти Таврот амал кунанд ва баъд аз бардоштани кӯҳ ба онҳо гуфтем: “**Аз дари Байт-ул-муқаддас бо фурӯтанӣ саҷдакунон ворид шавед.**” Онҳо аз даромадгоҳи Байт-ул-муқаддас бар мақъадҳояшон хазида-хазида даромаданд. Ва ба онҳо гуфтем: “**Бо иқдом бар шикори моҳӣ дар рӯзи шанбе аз марзҳои муқарраршуда нагузаред.**” Онҳо ин фармони Моро хилоф намуда, аз ҳадди гузоштаамон гузашта, шикор карданд. Ва аз онҳо дар ин бора паймони қатъӣ гирифта будем, аммо он паймонро барҳам заданд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мазлум метавонад аз золим назди касе, ки қудрати ба ӯ кӯмак расониданро дорад, садо баланд кунад;

2.Оятҳои карима тарғиб мекунад, ки мазлум агарчи тавони ситонидани ҳаққи худро дошта бошад, афв кардани золим беҳтар аст, он гуна ки Худо бо вуҷуди қудрати мутлақаш гуноҳи бандагонашро мебахшад;

3.Бо имон овардан ба баъзеи паёмбарон ва кофир шудан ба баъзеи дигар ҷудо сохтани онҳо ҷоиз нест, балки тасдиқи ҳамаашон фарз мебошад.

فَبِمَا نَقۡضِهِم مِّيثَٰقَهُمۡ وَكُفۡرِهِم بِـَٔايَٰتِ ٱللَّهِ وَقَتۡلِهِمُ ٱلۡأَنۢبِيَآءَ بِغَيۡرِ حَقّٖ وَقَوۡلِهِمۡ قُلُوبُنَا غُلۡفُۢۚ بَلۡ طَبَعَ ٱللَّهُ عَلَيۡهَا بِكُفۡرِهِمۡ فَلَا يُؤۡمِنُونَ إِلَّا قَلِيلٗا ﴿١٥٥﴾ وَبِكُفۡرِهِمۡ وَقَوۡلِهِمۡ عَلَىٰ مَرۡيَمَ بُهۡتَٰنًا عَظِيمٗا ﴿١٥٦﴾ وَقَوۡلِهِمۡ إِنَّا قَتَلۡنَا ٱلۡمَسِيحَ عِيسَى ٱبۡنَ مَرۡيَمَ رَسُولَ ٱللَّهِ وَمَا قَتَلُوهُ وَمَا صَلَبُوهُ وَلَٰكِن شُبِّهَ لَهُمۡۚ وَإِنَّ ٱلَّذِينَ ٱخۡتَلَفُواْ فِيهِ لَفِي شَكّٖ مِّنۡهُۚ مَا لَهُم بِهِۦ مِنۡ عِلۡمٍ إِلَّا ٱتِّبَاعَ ٱلظَّنِّۚ وَمَا قَتَلُوهُ يَقِينَۢا ﴿١٥٧﴾ بَل رَّفَعَهُ ٱللَّهُ إِلَيۡهِۚ وَكَانَ ٱللَّهُ عَزِيزًا حَكِيمٗا ﴿١٥٨﴾ وَإِن مِّنۡ أَهۡلِ ٱلۡكِتَٰبِ إِلَّا لَيُؤۡمِنَنَّ بِهِۦ قَبۡلَ مَوۡتِهِۦۖ وَيَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ يَكُونُ عَلَيۡهِمۡ شَهِيدٗا ﴿١٥٩﴾ فَبِظُلۡمٖ مِّنَ ٱلَّذِينَ هَادُواْ حَرَّمۡنَا عَلَيۡهِمۡ طَيِّبَٰتٍ أُحِلَّتۡ لَهُمۡ وَبِصَدِّهِمۡ عَن سَبِيلِ ٱللَّهِ كَثِيرٗا ﴿١٦٠﴾ وَأَخۡذِهِمُ ٱلرِّبَوٰاْ وَقَدۡ نُهُواْ عَنۡهُ وَأَكۡلِهِمۡ أَمۡوَٰلَ ٱلنَّاسِ بِٱلۡبَٰطِلِۚ وَأَعۡتَدۡنَا لِلۡكَٰفِرِينَ مِنۡهُمۡ عَذَابًا أَلِيمٗا ﴿١٦١﴾ لَّٰكِنِ ٱلرَّٰسِخُونَ فِي ٱلۡعِلۡمِ مِنۡهُمۡ وَٱلۡمُؤۡمِنُونَ يُؤۡمِنُونَ بِمَآ أُنزِلَ إِلَيۡكَ وَمَآ أُنزِلَ مِن قَبۡلِكَۚ وَٱلۡمُقِيمِينَ ٱلصَّلَوٰةَۚ وَٱلۡمُؤۡتُونَ ٱلزَّكَوٰةَ وَٱلۡمُؤۡمِنُونَ بِٱللَّهِ وَٱلۡيَوۡمِ ٱلۡأٓخِرِ أُوْلَٰٓئِكَ سَنُؤۡتِيهِمۡ أَجۡرًا عَظِيمًا ﴿١٦٢﴾



(155) Пас Мо яҳудиҳоро аз раҳмати Хеш дур сохтем, ба сабаби он ки аҳди қатъии аз онҳо гирифташударо шикастанд ва ба оятҳои Аллоҳ (ҷ) кофир шуданд ва ба қатли паёмбарон "**ҷасорат**" карданд ва ба Паёмбар Муҳаммад (с) "**Дилҳоямон парда гирифта, маҳкам шуда аст ва гуфтаҳои туро дарк намекунад**" гуфтанд, ҳол он ки дар воқеъ қалбашон чунин нест, балки Аллоҳ (ҷ) бар дилҳояшон мӯҳр зада аст. Бинобар ин, ҳеҷ хайре ба он роҳ намеёбад. Пас онҳо имон намеоранд, ба ҷуз имони андаке,[1] ки фоидаашон намерасонад.

(156) Ва Мо инчунин онҳоро ба сабаби он ки кофир шуданд ва Марям (а)-ро бо дурӯғу бӯҳтон ба зинокорӣ тӯҳмат заданд, аз раҳмати Худ дур сохтем.

(157) Ва низ онҳоро барои он ки бо ифтихор "**Бешак, мо Масеҳи писари Марямро куштем**" гуфтанд, лаънат кардем. Ва онҳо он гуна ки даъво доранд, Исои писари Марямро накушта ва ба дор наовехта буданд, валекин мардеро куштанд ва ба дор овехтанд, ки Худо бар вай шабоҳати сурати Исоро афканда буд ва пиндоштанд Исои писари Марямро куштаанд. Ва бешубҳа, яҳуду насоро, ки дар бораи Исои Масеҳ ихтилоф намудаанд ва гурӯҳи якум даъвои қатлашро ва гурӯҳи дуюм даъвои таслимашро доранд, ҳарду гурӯҳ аз кори Исои Масеҳ дар ҳайрат ва шак ҳастанд. Онҳо дар ин бобат дониш надоранд, балки аз гумон пайравӣ менамоянд ва ҳол он ки гумон ҳеҷ ҳақиқатеро собит намесозад. Ва яқинан онҳо Исои Масеҳро накуштаанд ва ӯро ба дор наовехтаанд, -

(158) - балки Аллоҳ (ҷ) ӯро аз дасисаи онҳо наҷот дод ва бо рӯҳу ҷисмаш ба сӯи Худ боло бурд. Ва Аллоҳ (ҷ) дар мулкаш Зоти Ғолиби Шикастнопазир, дар чорасозӣ, аҳком ва гузоштани тақдир Ҳаким аст.

(159) Ва ҳеҷ кас аз аҳли Китоб нест, магар он ки ҳатман ба Исои Масеҳ (а) /баъд аз он ки дар охири замон фуруд ояд/ қабл аз марги вай имон меорад. Ва Исои Масеҳ (а) рӯзи қиёмат бар аъмоли онҳо шоҳид мешавад, ки кадомаш мувофиқ ва кадомаш мухолифи дин аст.

(160) Пас ба сабаби зулми яҳуд ва ба сабаби он ки онҳо хештан ва мардумро ба ҳадде аз роҳи Аллоҳ (ҷ) манъ кардаанд, ки хислати манъ намудани дигарон аз амали хайр ба табиаташон табдил ёфта аст, Мо бар онҳо баъзе аз хӯрданиҳои покро, ки қаблан барояшон ҳалол шуда буд, ҳаром сохтем. Истеъмоли ҳар ҷонваре, ки ба монанди шутур ва шутурмурғ ангуштони пояш ҷудо нест ва равғани гову гӯсфанд, ба ҷуз равғани дар пушт ё рӯдаҳои ин ду навъи чаҳорпо боқимонда ё равғани ба мисли думбаю паҳлӯ ба устухони онҳо омехта барояшон ҳаром буд.

(161) Ва сабаби дигари ҳаром гаштани хӯрданиҳои ҳалол дар он аст, ки яҳудиҳо бо рибо муомила мекарданд ва ҳол он ки Аллоҳ (ҷ) дар Таврот онҳоро аз он манъ карда буд ва амволи мардумро баноҳақ мегирифтанд. Ва Мо барои яҳудиҳои идомадиҳандаи куфрашон азоби дардовар омода сохтаем.

Чун Худо дар оятҳои қаблӣ хислатҳои бади аҳли Китобро овард, дар ояти зерин гурӯҳи мӯъминонашонро оварда гуфт:

(162) Эй Паёмбар, лекин яҳудиҳои дар илм устувор ва мӯъминон Қуръони бар ту фурудовардаи Аллоҳ (ҷ) ва Китобҳои ба мисли Таврот ва Инҷили қабл аз ту бар дигар паёмбарон нозил кардашударо тасдиқ мекунанд ва намозро барпо медоранд ва закоти молро мепардозанд ва ба ягона маъбуд будани Аллоҳ (ҷ) ва рӯзи охират имон доранд. Бешак, Мо ба ин ҷамоаи дорои сифатҳои мазкур подоши азим хоҳем дод.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мӯҳр задан бар қалб сабаби маҳрум шудан аз фаҳми сухани ҳақ мегардад;

2.Яҳудиҳо нисбат ба Исои Масеҳ (а) то ҳадде адоват доштанд, ки мехостанд ӯро ба қатл бирасонанд;

3.Насрониҳо дар бораи масъалаи ба дор овехта шудани Исо (а) нодон ва дар ҳайрат буда, бо гумонҳои фосид амал мекунанд;

4.Дониш фазилати зиёд дорад. Маҳз илми баъзе аз аҳли Китоб боис гардид, ки онҳо ба нубуввати Паёмбари охирзамон (с) имон оранд.

---

1. Баъзе аз муфассирон истисноӣ "إلا قليلا"-ро ба маънои "**теъдоди андак**" мегӯянд. (**Мутарҷим**)

۞ إِنَّآ أَوۡحَيۡنَآ إِلَيۡكَ كَمَآ أَوۡحَيۡنَآ إِلَىٰ نُوحٖ وَٱلنَّبِيِّـۧنَ مِنۢ بَعۡدِهِۦۚ وَأَوۡحَيۡنَآ إِلَىٰٓ إِبۡرَٰهِيمَ وَإِسۡمَٰعِيلَ وَإِسۡحَٰقَ وَيَعۡقُوبَ وَٱلۡأَسۡبَاطِ وَعِيسَىٰ وَأَيُّوبَ وَيُونُسَ وَهَٰرُونَ وَسُلَيۡمَٰنَۚ وَءَاتَيۡنَا دَاوُۥدَ زَبُورٗا ﴿١٦٣﴾ وَرُسُلٗا قَدۡ قَصَصۡنَٰهُمۡ عَلَيۡكَ مِن قَبۡلُ وَرُسُلٗا لَّمۡ نَقۡصُصۡهُمۡ عَلَيۡكَۚ وَكَلَّمَ ٱللَّهُ مُوسَىٰ تَكۡلِيمٗا ﴿١٦٤﴾ رُّسُلٗا مُّبَشِّرِينَ وَمُنذِرِينَ لِئَلَّا يَكُونَ لِلنَّاسِ عَلَى ٱللَّهِ حُجَّةُۢ بَعۡدَ ٱلرُّسُلِۚ وَكَانَ ٱللَّهُ عَزِيزًا حَكِيمٗا ﴿١٦٥﴾ لَّٰكِنِ ٱللَّهُ يَشۡهَدُ بِمَآ أَنزَلَ إِلَيۡكَۖ أَنزَلَهُۥ بِعِلۡمِهِۦۖ وَٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ يَشۡهَدُونَۚ وَكَفَىٰ بِٱللَّهِ شَهِيدًا ﴿١٦٦﴾ إِنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ وَصَدُّواْ عَن سَبِيلِ ٱللَّهِ قَدۡ ضَلُّواْ ضَلَٰلَۢا بَعِيدًا ﴿١٦٧﴾ إِنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ وَظَلَمُواْ لَمۡ يَكُنِ ٱللَّهُ لِيَغۡفِرَ لَهُمۡ وَلَا لِيَهۡدِيَهُمۡ طَرِيقًا ﴿١٦٨﴾ إِلَّا طَرِيقَ جَهَنَّمَ خَٰلِدِينَ فِيهَآ أَبَدٗاۚ وَكَانَ ذَٰلِكَ عَلَى ٱللَّهِ يَسِيرٗا ﴿١٦٩﴾ يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ قَدۡ جَآءَكُمُ ٱلرَّسُولُ بِٱلۡحَقِّ مِن رَّبِّكُمۡ فَـَٔامِنُواْ خَيۡرٗا لَّكُمۡۚ وَإِن تَكۡفُرُواْ فَإِنَّ لِلَّهِ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۚ وَكَانَ ٱللَّهُ عَلِيمًا حَكِيمٗا ﴿١٧٠﴾



(163) Эй Паёмбар, бегумон Мо ба сӯи ту ваҳй фиристодем, он гуна ки ба сӯи Нӯҳ ва паёмбарони баъд аз ӯ гузашта ваҳй фиристода будем. Аз ин сабаб, ту нахустин Паёмбари Аллоҳ нестӣ. Ва ба сӯи Иброҳим ва Исмоил ва Исҳоқи писаронаш ва Яъқуби писари Исҳоқ ва паёмбароне аз насли Яъқуб (ба дувоздаҳ қабилаи Бани Исроил мабъус шудаанд) ва ба Исо ва Аюб ва Юнус ва Ҳорун ва Сулаймон ваҳй фиристодем. Ва ба Довуд китоби Забурро додем.

(164) Ва Мо паёмбаронеро фиристодаем, ки онҳоро қабл аз ин дар Қуръон бар ту қисса кардаем ва инчунин паёмбаронеро фиристодаем, ки онҳоро бар ту қисса накардаем ва аз рӯи ҳикмате исмашонро дар Қуръон наовардаем. Ва бешак, Аллоҳ (ч) ба мақсади гиромидошт бо Мӯсо (а) ба сурати лоиқи Худ оиди нубувват бевосита сухан гуфта аст.

(165) Мо паёмбаронро муждарасон ва бимдиҳанда фиристодем. Онҳо мӯъминонро ба аҷри бузург башорат медоданд ва кофиронро аз азоби дардовари дӯзах метарсониданд, то мардум баъд аз фиристода шудани паёмбарон бар Аллоҳ (ч) ҳуҷҷате надошта бошанд, ки онро баҳона қарор диҳанд. Ва Аллоҳ (ч) дар мулкаш Зоти бағоят Ғолибу дар муқаррар сохтани тақдир бағоят Ҳаким аст.

(166) Эй Паёмбар, агар яҳудиҳо туро инкор мекунанд, пас яқинан Аллоҳ (ч) туро вобаста ба ҳақ будани Қуръони бароят нозил кардааш тасдиқ менамояд. Аллоҳ (ч) дар ин Китобро бо илмаш нозил сохта аст. Бо омадани Қуръон бандагонашро аз он чи дӯст медорад ва он чи дӯст намедорад, огоҳ намуда аст. Ва фариштагон низ ба рост будани Китоб ва дини овардаи ту гувоҳӣ медиҳанд. Ва Аллоҳ (ч) ба сифати Шоҳид басанда аст. Шаҳодати Ӯ аз дигар шаҳодатҳо бениёз мегардонад.

(167) Бешак, касоне, ки ба паёмбариат кофир гаштанд ва мардумро аз роҳи Ислом боз доштанд, бегумон аз роҳи рост сахт дур шудаанд.

(168) Ба дурустӣ, он касоне, ки ба Аллоҳ (ч) ва паёмбаронаш кофир шуда ва бо мондан дар куфр нисбат ба худ ситам карданд, Аллоҳ (ч) барои онҳо гуноҳи дар куфр монданашонро намебахшад ва онҳоро ба сӯи роҳи аз азобаш наҷотдиҳанда раҳнамоӣ намекунад,-

(169) ҷуз роҳе, ки онҳоро ба дӯзах бурда, дар онҷо абадӣ мемонанд. Ва ин кор барои Аллоҳ (ч) бағоят осон аст. Зеро Ӯ аз ҳеҷ чиз оҷиз нест.

(170) Эй мардум, яқинан Паёмбар Муҳаммад (с) назди шумо аз сӯи Аллоҳ (ч) бо ҳидоят ва дини барҳақ омада аст. Пас ба он чи оварда аст, имон оред. Ин барои шумо дар дунёву охират беҳтар аст. Ва агар ба Аллоҳ (ч) кофир шавед, бешубҳа, Аллоҳ (ч) аз имонатон Бениёз буда, куфратон ба Ӯ зиён намеорад, зеро бешак ҳамаи мавҷудоти осмонҳову замин ва байни он ду танҳо аз Ӯ аст. Ва Аллоҳ (ч) бағоят Донои Ҳаким аст. Шахсони лоиқи ҳидоятро медонад ва ҳидоятро осонаш месозад. Аммо шахсони нолоиқро аз дидани роҳи дуруст нобино мегардонад. Аҳком ва таъйини тақдири корҳо аз рӯи ҳикматаш сурат мегирад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои мазкур барои Нӯҳ, Иброҳим ва дигар паёмбароне, ки номашон дар Қуръони карим ёд шуда ё аз рӯи ҳикмате нома ва ахборашон ёд нашуда аст, мақоми нубувват ва рисолатро собит месозад;

2.Худо он гуна ки лоиқи Зоти Ӯст, дорои сифати калом мебошад. Ӯ дар ҳақиқат бо Мӯсо (с) бевосита сухан гуфта аст;

3.Оятҳои муборака бо баёни он ки Аллоҳ ва фариштагон шоҳиди сидқи нубуввати Паёмбар (с) ҳастанд, ӯро тасаллӣ медиҳад.

يَٰٓأَهۡلَ ٱلۡكِتَٰبِ لَا تَغۡلُواْ فِي دِينِكُمۡ وَلَا تَقُولُواْ عَلَى
ٱللَّهِ إِلَّا ٱلۡحَقَّۚ إِنَّمَا ٱلۡمَسِيحُ عِيسَى ٱبۡنُ مَرۡيَمَ رَسُولُ ٱللَّهِ
وَكَلِمَتُهُۥٓ أَلۡقَىٰهَآ إِلَىٰ مَرۡيَمَ وَرُوحٞ مِّنۡهُۖ فَـَٔامِنُواْ بِٱللَّهِ
وَرُسُلِهِۦۖ وَلَا تَقُولُواْ ثَلَٰثَةٌۚ ٱنتَهُواْ خَيۡرٗا لَّكُمۡۚ إِنَّمَا ٱللَّهُ
إِلَٰهٞ وَٰحِدٞۖ سُبۡحَٰنَهُۥٓ أَن يَكُونَ لَهُۥ وَلَدٞۘ لَّهُۥ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَمَا فِي ٱلۡأَرۡضِۗ وَكَفَىٰ بِٱللَّهِ وَكِيلٗا ﴿١٧١﴾ لَّن يَسۡتَنكِفَ
ٱلۡمَسِيحُ أَن يَكُونَ عَبۡدٗا لِّلَّهِ وَلَا ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ ٱلۡمُقَرَّبُونَۚ
وَمَن يَسۡتَنكِفۡ عَنۡ عِبَادَتِهِۦ وَيَسۡتَكۡبِرۡ فَسَيَحۡشُرُهُمۡ
إِلَيۡهِ جَمِيعٗا ﴿١٧٢﴾ فَأَمَّا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ
فَيُوَفِّيهِمۡ أُجُورَهُمۡ وَيَزِيدُهُم مِّن فَضۡلِهِۦۖ وَأَمَّا ٱلَّذِينَ
ٱسۡتَنكَفُواْ وَٱسۡتَكۡبَرُواْ فَيُعَذِّبُهُمۡ عَذَابًا أَلِيمٗا وَلَا
يَجِدُونَ لَهُم مِّن دُونِ ٱللَّهِ وَلِيّٗا وَلَا نَصِيرٗا ﴿١٧٣﴾ يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ
قَدۡ جَآءَكُم بُرۡهَٰنٞ مِّن رَّبِّكُمۡ وَأَنزَلۡنَآ إِلَيۡكُمۡ نُورٗا مُّبِينٗا
﴿١٧٤﴾ فَأَمَّا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ بِٱللَّهِ وَٱعۡتَصَمُواْ بِهِۦ فَسَيُدۡخِلُهُمۡ فِي
رَحۡمَةٖ مِّنۡهُ وَفَضۡلٖ وَيَهۡدِيهِمۡ إِلَيۡهِ صِرَٰطٗا مُّسۡتَقِيمٗا ﴿١٧٥﴾



(171) Эй Паёмбар, ба насорои аҳли Инҷил бигӯ: **“Дар дини хеш аз ҳад нагузаред ва оиди Исои Масеҳ (а) дар ҳаққи Аллоҳ (ч) ҷуз ҳақ чизе нагӯед. Бешак, Масеҳи Исои писари Марям расули Аллоҳ (ч) буд, Аллоҳ (ч) ӯро ҳамроҳи ҳақ фиристод, ӯро бо калимаи Хеш, ки Ҷабраилро бо он ба сӯи Марям равон сохт, халқ кард, он калима қавли "Ҳаст шав"-и Аллоҳ (ч) буд ва баъди он Исои писари Марям ба вуҷуд омад ва он калима нафхаи Аллоҳ (ч) буд, ки Ҷабраил (а) онро бо амри Ӯ дамид. Пас ба Аллоҳ (ч) ва тамоми паёмбаронаш, бидуни он ки онҳоро аз ҳам ҷудо намоед, имон оред. Ва “Се адад маъбуд аст” нагӯед. Аз ин сухани дурӯғи беасос худдорӣ кунед, ин бароятон дар дунёву охират беҳтар аст. Бегуфтугӯ, Аллоҳ (ч) Маъбуди ягона буда, аз доштани шарик ва фарзанд пок аст, зеро Ӯ ба ҳеҷ чиз ниёз надорад. Он чи дар осмонҳову замин ва он чи дар байни он ду ҳаст, аз они Аллоҳ (ч) аст. Ва Аллоҳ (ч) ба сифати Корсози умури мавҷудоти осмонҳову замин басанда аст.”**

(172) Ҳаргиз Исои писари Марям аз бандаи Аллоҳ (ч) буданаш парҳез ва нанг намекунад ва низ фариштагоне, ки Аллоҳ (ч) онҳоро муқарраби даргоҳи Худ қарор дода, ҷойгоҳашонро бардошта аст, аз бандаи Аллоҳ (ч) буданашон парҳез ва нанг намекунанд. Пас, читавр шумо Исои писари Марямро барои худ маъбуд гирифтаед?! Ва читавр мушрикон фариштагонро маъбуд гирифтаанд?! Ва ҳар ки аз ибодати Аллоҳ (ч) парҳезу нанг кунад ва худро аз ибодати Ӯ болотар шуморад, пас ҳатман Аллоҳ (ч) ҳамаи онҳоро рӯзи қиёмат ба сӯи Хеш ҷамъ меорад ва ба ҳар кас ҷазои босазо медиҳад.

Чун Худо дар ояти мазкур баён кард, ки рӯзи растохез кулли халоиқро наздаш ҷамъ меорад, дар ояти зерин ҷазои онҳоро тафсилан баён намуда гуфт:

(173) Аммо касоне, ки ба Аллоҳ (ч) ва паёмбаронаш имон оварда ва тибқи шаръ холисона амалҳои шоиста анҷом доданд, пас Аллоҳ (ч) ба онҳо подоши аъмолашонро комил медиҳад ва аз лутфу эҳсонаш аҷрашонро афзун мегардонад. Ва аммо касоне, ки аз ибодати Ӯ парҳезу нанг карданд ва худро аз парастишаш болотар ҳисобиданд, пас Аллоҳ (ч) онҳоро ба азоби дардовар гирифтор месозад ва ғайр аз Аллоҳ (ч) дӯст ва ёваре намеёбанд, ки некиашон кунад ва азобашонро дур намояд.

(174) Эй мардум, бешак, барои шумо аз ҷониби Парвардигоратон далели равшани барҳамзанандаи узр ва шубҳаҳо омада аст. Манзур аз ҳуҷҷати равшан Паёмбар Муҳаммад (с) аст. Ва Мо ба сӯи шумо нури равшан /Қуръони карим/-ро нозил кардаем.

(175) Аммо касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон оварданд ва ба Қуръони маҷид чанг заданд, пас Аллоҳ (ч) бегумон онҳоро бо духули ҷаннат ба раҳмати Хеш мегирад ва бо фазлаш подош ва дараҷаҳои онҳоро афзун мегардонад ва ба онҳо тавфиқи ҳидояти паймудани роҳи ростеро, ки ба ҷаннати абадӣ васлашон месозад, медиҳад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Исо ва модараш Марям одамӣ буданд, аммо насорои гумроҳ зиёдаравӣ карда, онҳоро ба ҳадди худоӣ расониданд;

2.Эътиқоди насрониҳо, ки ба сехудоӣ бовар доранд, ботил аст. Парвардигор аз шарику ҳамсон пок буда, дар Зот ва номҳову сифоташ ягона мебошад;

3.Исои Масеҳ (а) ва ҳамаи фариштагон махлуқони Худо ҳастанд, аз эътироф ба бандагӣ ва мутеи фармонҳои Ӯ будан парҳез ва кибр намекунанд. Чун Исо (а) ва фариштагон бандагони Худо ҳастанд, маъбуд қарор додани онҳо қатъан ноҷоиз аст;

4.Дин дорои ҳуҷҷатҳои ақлии барҳамзанандаи шубҳаҳо ва нуру ҳидояти дурсозандаи ҳайрат ва шаҳватҳо аст.

يَسْتَفْتُونَكَ قُلِ اللَّهُ يُفْتِيكُمْ فِي الْكَلَالَةِ إِنِ امْرُؤٌا هَلَكَ
لَيْسَ لَهُ وَلَدٌ وَلَهُ أُخْتٌ فَلَهَا نِصْفُ مَا تَرَكَ وَهُوَ يَرِثُهَا إِن
لَّمْ يَكُن لَّهَا وَلَدٌ فَإِن كَانَتَا اثْنَتَيْنِ فَلَهُمَا الثُّلُثَانِ مِمَّا تَرَكَ
وَإِن كَانُوا إِخْوَةً رِّجَالًا وَنِسَاءً فَلِلذَّكَرِ مِثْلُ حَظِّ الْأُنثَيَيْنِ
يُبَيِّنُ اللَّهُ لَكُمْ أَن تَضِلُّوا وَاللَّهُ بِكُلِّ شَيْءٍ عَلِيمٌ ﴿١٧٦﴾

ترتيبها ٥ — سُورَةُ المَائِدَة — آياتها ١٢٠

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

(الحزب ١١)
يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا أَوْفُوا بِالْعُقُودِ أُحِلَّتْ لَكُم بَهِيمَةُ الْأَنْعَامِ
إِلَّا مَا يُتْلَىٰ عَلَيْكُمْ غَيْرَ مُحِلِّي الصَّيْدِ وَأَنتُمْ حُرُمٌ إِنَّ اللَّهَ
يَحْكُمُ مَا يُرِيدُ ﴿١﴾ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا لَا تُحِلُّوا شَعَائِرَ اللَّهِ
وَلَا الشَّهْرَ الْحَرَامَ وَلَا الْهَدْيَ وَلَا الْقَلَائِدَ وَلَا آمِّينَ الْبَيْتَ
الْحَرَامَ يَبْتَغُونَ فَضْلًا مِّن رَّبِّهِمْ وَرِضْوَانًا وَإِذَا حَلَلْتُمْ فَاصْطَادُوا
وَلَا يَجْرِمَنَّكُمْ شَنَآنُ قَوْمٍ أَن صَدُّوكُمْ عَنِ الْمَسْجِدِ الْحَرَامِ أَن
تَعْتَدُوا وَتَعَاوَنُوا عَلَى الْبِرِّ وَالتَّقْوَىٰ وَلَا تَعَاوَنُوا عَلَى الْإِثْمِ
وَالْعُدْوَانِ وَاتَّقُوا اللَّهَ إِنَّ اللَّهَ شَدِيدُ الْعِقَابِ ﴿٢﴾



(176) Эй Паёмбар, аз ту дар бораи мероси шахси “**Калола**” фатво мепурсанд. “**Калола**” он касест, ки баъди фавтиданаш аз худ падар ва фарзанд боқӣ намегузорад. Дар ҷавобашон бигӯ: “**Ҳукми “калола”-ро Аллоҳ (ч) баён менамояд.**” Агар касе бимирад, ки падару фарзанд надорад ва ҳол он ки хоҳари ҳамтан ё хоҳари падарӣ дорад, пас дар ин сурат он хоҳар аз рӯи миқдори таъйинсохтаи Аллоҳ (ч) нисфи моли гузоштаи майитро мегирад. Ва агар майит ворисӣ соҳиби саҳми таъйинсохтаи Аллоҳ (ч) надошта бошад, бародари ҳамтани майит ё бародари падариаш бо таъсиб моли баъди марг гузоштаи майитро ба мерос мебарад. Аммо агар бо майит соҳиби саҳми таъйинсохтаи Аллоҳ (ч) бошад, пас он бародари ҳамтан ё бародари падарии майит моли баъд аз он соҳибсаҳм боқимондаро ба мерос мебарад. Пас агар хоҳарони ҳамтан ё хоҳарони падарӣ ду ё бештар аз ду нафар бошанд, онҳо аз рӯи миқдори таъйинсохтаи Аллоҳ (ч) аз се ду ҳиссаи молро ба мерос мебаранд. Ва агар ворисон бародарони ҳамтан ё падарӣ буда, дар байнашон мардҳо ва занҳо бошанд, дар ин ҳолат бар асоси таъсиб[1] мутобиқи қоидаи “**Мард ду саҳми занро ба мерос мебарад**” мерос мегиранд. Яъне як мард ду баробари саҳми зан мерос мебарад. Ҳукми “**калола**” ва дигар аҳкоми меросро ба шумо Аллоҳ (ч) баён месозад, то дар ин масоил гумроҳ нашавед. Ва Аллоҳ (ч) ҳама чизро медонад, чизе аз Ӯ пинҳон намебошад.

## СУРАИ “МОИДА”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ СУРАИ ПАНҶУМИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ЯКСАДУ БИСТ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Вафо ба аҳду паймон, пойбандӣ ба шариату марзҳои он ва баёни камоли дини Ислом.

### Тафсир:

(1) Эй мӯъминон! Ба аҳдҳои бо Аллоҳ (ч) ва мардум бастаатон вафо намоед. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) бо раҳмати Хеш барои шумо чаҳорпоён (**шутуру гову гӯсфанду буз**)-ро ҳалол гардонида аст, магар он чи ҳаром буданаш бар шумо тиловат мешавад ва магар сайди хушкигард, ки Аллоҳ (ч) онро бар шумо дар ҳолати эҳроми ҳаҷ ё умра ҳаром карда аст. Аллоҳ (ч) оиди ҳалолу ҳаром тибқи ҳикматаш ҳар чи хоҳад, ҳукм мекунад. Касе муқобили ҳукмаш эътироз карда наметавонад.

(2) Эй мӯъминон! Ҳурмати нишонаҳои дини Аллоҳ (ч)-ро, ки шуморо ба риояи он амр намуда аст, нигоҳ доред ва онро ҳалол нагардонед,[2] дар ҳолати эҳром аз истифодаи либоси дӯхташуда ва аз шикори ҳайвони хушкигард дар Ҳарам худдорӣ кунед ва ҷангидан дар моҳҳои ҳароми Зулқаъда, Зулҳиҷҷа, Муҳаррам, Раҷаб ва қурбониҳои барои дар сарзамини Ҳарам забҳ кардан ҳамчун ҳадя бурдашударо аз роҳи ғасб ва ғайри он ё боз доштан аз расидан ба маҳалли забҳ ва чаҳорпоёнеро, ки ҳамчун ишораи қурбонӣ аз пашм ва монанди он гарданбанд доранд ва бандагони озими Хонаи Каъбаро, ки манфиати тиҷоратӣ ва ризои Парвардигорашонро меҷӯянд,[3] ҳалол нагардонед. Ва чун аз ҳолати эҳроми ҳаҷ ё умра ва аз сарзамини Ҳарам хориҷ шавед, пас агар хоҳед, шикор бикунед. Ва набояд адовати қавме ба иллати он ки шуморо аз Масҷид-ул-ҳаром манъ кардаанд, ба зулм ва беадолатӣ водоратон созад. Ва дар анҷоми некӣ ва парҳезкорӣ ба ҳамдигар кӯмак расонед ва дар маъсият ва ситамкорӣ ба ҳамдигар кӯмак нарасонед. Ва аз Аллоҳ (ч) бо анҷоми ибодат ва тарки маъсият битарсед. Бешак, Аллоҳ (ч) нисбат ба исёнкорон Дорои азоби сахт аст. Бинобар ин, аз уқубаташ бипарҳезед.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ (ч) дар тақсими мерос тамоми ҳолати меросбаронро муфассал баён намуда аст;

2.Асл ҳалол будани истеъмоли гӯшти ҳама навъи чаҳорпоён аст, магар он чи бо далел ҳаром шуда аст;

3.Худо аз ҳалол шумурдани ҳаром манъ намуда аст. Корҳои дар ҳолати эҳром нораво, шикори сайди хушкӣ дар сарзамини Ҳарам, ҷангидан дар моҳҳои ҳаром, дастдарозӣ ба чаҳорпои қурбонӣ бо роҳи ғасб ё манъ кардани он аз расидан ба маҳалли забҳ аз ҷумлаи ҳаромҳои илоҳӣ мебошанд.

---

1. Маънои “**таъсиб**” дар илми “**Мерос**” дар ҳошияи ояти 11-уми ҳамин сура гузашта аст. Барои маълумот ба онҷо муроҷиат шавад. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, бо амал ва ақида ҳаром будани онро риоя намоед. (**Мутарҷим**)
3. Яъне, ба касоне, ки қасд доранд Хонаи Худоро зиёрат кунанд, дасти таарруз дароз накунед ва озорашон надиҳед. Бар асоси тарҷума ва тафсири мазкур ояти карима муҳками ғайри мансух аст. (**Мутарҷим**)



الجزء السادس — سورة المائدة

حُرِّمَتْ عَلَيْكُمُ الْمَيْتَةُ وَالدَّمُ وَلَحْمُ الْخِنزِيرِ وَمَا أُهِلَّ لِغَيْرِ اللَّهِ بِهِ وَالْمُنْخَنِقَةُ وَالْمَوْقُوذَةُ وَالْمُتَرَدِّيَةُ وَالنَّطِيحَةُ وَمَا أَكَلَ السَّبُعُ إِلَّا مَا ذَكَّيْتُمْ وَمَا ذُبِحَ عَلَى النُّصُبِ وَأَن تَسْتَقْسِمُوا بِالْأَزْلَامِ ذَٰلِكُمْ فِسْقٌ الْيَوْمَ يَئِسَ الَّذِينَ كَفَرُوا مِن دِينِكُمْ فَلَا تَخْشَوْهُمْ وَاخْشَوْنِ الْيَوْمَ أَكْمَلْتُ لَكُمْ دِينَكُمْ وَأَتْمَمْتُ عَلَيْكُمْ نِعْمَتِي وَرَضِيتُ لَكُمُ الْإِسْلَامَ دِينًا فَمَنِ اضْطُرَّ فِي مَخْمَصَةٍ غَيْرَ مُتَجَانِفٍ لِّإِثْمٍ فَإِنَّ اللَّهَ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ٣ يَسْأَلُونَكَ مَاذَا أُحِلَّ لَهُمْ قُلْ أُحِلَّ لَكُمُ الطَّيِّبَاتُ وَمَا عَلَّمْتُم مِّنَ الْجَوَارِحِ مُكَلِّبِينَ تُعَلِّمُونَهُنَّ مِمَّا عَلَّمَكُمُ اللَّهُ فَكُلُوا مِمَّا أَمْسَكْنَ عَلَيْكُمْ وَاذْكُرُوا اسْمَ اللَّهِ عَلَيْهِ وَاتَّقُوا اللَّهَ إِنَّ اللَّهَ سَرِيعُ الْحِسَابِ ٤ الْيَوْمَ أُحِلَّ لَكُمُ الطَّيِّبَاتُ وَطَعَامُ الَّذِينَ أُوتُوا الْكِتَابَ حِلٌّ لَّكُمْ وَطَعَامُكُمْ حِلٌّ لَّهُمْ وَالْمُحْصَنَاتُ مِنَ الْمُؤْمِنَاتِ وَالْمُحْصَنَاتُ مِنَ الَّذِينَ أُوتُوا الْكِتَابَ مِن قَبْلِكُمْ إِذَا آتَيْتُمُوهُنَّ أُجُورَهُنَّ مُحْصِنِينَ غَيْرَ مُسَافِحِينَ وَلَا مُتَّخِذِي أَخْدَانٍ وَمَن يَكْفُرْ بِالْإِيمَانِ فَقَدْ حَبِطَ عَمَلُهُ وَهُوَ فِي الْآخِرَةِ مِنَ الْخَاسِرِينَ ٥

١٠٧

(3) Аллоҳ (ч) бар шумо мурдор ва хуни ҷорӣ ва гӯшти хук ва он чи ҳангоми забҳ бар он номи ғайри Аллоҳ (ч) бурда шавад ва ҳайвони бо нафасгиршавӣ мурда ва ҳайвони ба воситаи зарб мурда ва ҳайвони бо афтидан аз баландӣ мурда ва ҳайвони бо шохзании ҳайвони дигар мурда ва он чи даррандае аз қабили  шер, паланг, гург ва ғайра онро шикор карда хӯрда ва мурда аст, ҳамаи инро ҳаром гардонида аст, магар он ҳайвоне аз номбаршудаҳо, ки дар ҳоли зинда буданаш онро дарёфта, забҳи шаръӣ кардаед, дар ин сурат истеъмолаш бар шумо ҳалол мебошад. Ва Аллоҳ (ч) истеъмоли он ҳайвонеро, ки барои бутҳо забҳ шуда аст, бар шумо ҳаром карда аст. Ва Аллоҳ (ч) инчунин бар шумо ҳаром гардонида аст, ки бо истифода аз чӯбаҳои найза қисмати худро аз ғайб донистан хоҳед. (**Вожаи “Азлом” аз сангҳо ё чӯбаҳои найзае иборат аст, ки дар он “Бикун”, “Накун” китобат шуда буд. Мардуми даврони ҷоҳилият пеш аз иҷрои ҳар кор аввал аз ҳамин сангҳо ё чӯбаҳои найза истифода мебурданд. Агар ҷавоби он “Бикун” мебаромад, он корро мекарданд ва дар сурати ҷавоби манфӣ аз он боз меистоданд.**) Анҷоми ҳаромҳои мазкур маънои аз итоати Аллоҳ (ч) хориҷ шуданро дорад. Имрӯз кофирон баъд аз мушоҳидаи қудрати Ислом аз он ки шумо аз дини хеш баргардед, ноумед шудаанд. Пас аз онҳо натарсед ва танҳо аз Ман битарсед. Имрӯз Ман бар шумо динатон Исломро комил сохтам ва неъматҳои ошкору ниҳонамро бар шумо ба итмом расонидам ва Исломро барои шумо дин баргузидам. Ба ғайри он ҳеҷ динеро қабул намекунам. Пас ҳар ки дар ҳолати гуруснагии сахт ба хӯрдани ҳаромҳои номбаршуда маҷбур шавад, ҳол он ки ба гуноҳ моил набошад, бар вай гуноҳе нест. Бешак, Аллоҳ (ч) Бахшандаи Меҳрубон аст.

(4) Эй Паёмбар, саҳобагонат аз ту дар бораи он чи Аллоҳ (ч) истеъмолашро бар онҳо ҳалол гардонида шуда аст, мепурсанд. Дар посухашон  бигӯ: “**Аллоҳ (ч) бароятон истеъмоли хӯрданиҳои пок ва он чиро, ки ҳайвоноти таълимдидаи дорои дандонҳои неш ба мисли саг ва паланг ва ё дорои чангол ба мисли каргас ва ғайра барои шумо шикор кардаанд, ҳалол намуда аст. Аз дониши вобаста ба одоби шикор, ки Аллоҳ (ч) бо он бар шумо эҳсон намуда аст, ба он ҳайвоноти шикорӣ таълим медиҳед. Вақте он ҳайвонотро ба коре амр мекунед, онро ба ҷо меоранд ва агар аз коре манъашон созед, аз он боз меистанд. Пас аз гӯшти он ҳайвоноти ҳалолгӯште, ки ин ҳайвоноти таълимдида барои шумо нигоҳ доштаанд, агарчи онро бикушанд, бихӯред ва ҳангоми ба шикор равон намуданашон “Бисмиллоҳ” бигӯед. Ва аз Аллоҳ (ч) бо анҷоми фармон ва парҳез аз ҳаром битарсед. Яқинан Аллоҳ (ч) Зудҳисобкунандаи амалҳо аст.**”

(5) Имрӯз Аллоҳ (ч) барои шумо хӯрдани ҳайвоноти покро ҳалол карда аст. Ва хӯрдани забҳи яҳуду насорои аҳли Китоб барои шумо ҳалол ва хӯрдани забҳи шумо барои онҳо ҳалол аст. Ва барои шумо издивоҷ бо занони озоди покдомани боимон ва издивоҷ бо занони озоди покдомани яҳуду насоро, ки қабл аз шумо ба онҳо Китоб дода шуда буд, ҳалол гардонида шуда аст, вақте ки ба онҳо маҳрашонро бидиҳед ва аз амали зино покдоманӣ ҷӯед ва барои зино маъшуқаҳои пинҳонӣ нагиред. Ва ҳар ки ба аҳкоми муқаррарсохтаи Аллоҳ (ч) кофир гардад, пас бегумон амалаш ботил мешавад, зеро шарти қабулшавии амалро аз даст дода аст. Шарти қабули он имон аст. Ва ӯ рӯзи қиёмат аз ҷумлаи зиёнкорон аст. Зеро абадӣ дохили дӯзах мегардад.

**Баъзе аз дарсу ибратҳои оятҳои зикргашта:**

1.Ҳайвони бидуни забҳи шаръӣ мурда, хуни ҷорӣ, гӯшти хук, ҳайвони ба номи ғайри Худо забҳшуда, ҳар ҳайвони ба воситаи нафасгиршавӣ, зарб, афтидан аз баландӣ, зарб хӯрдан аз ҳайвони дигар, шикор шудан аз ҷониби ҳайвони даррандаи таълимнодида мурда ҳаром аст. Агар ҳайвоноти ҳалолгӯшти мазкур дар ҳолати зинда будан забҳи шаръӣ шаванд, аз ҳукми боло истисно ва истеъмолашон ҳалол аст;

2.Ҳар ҳайвони ҳалолгӯштеро, ки ҳайвони дорои дандони неш ё дорои чанголи таълимдида шикор кунад, ҳалол аст;

3.Истеъмоли ҳайвоноти ҳалолгӯшти забҳкардаи аҳли Китоб ва издивоҷ бо занҳои покдомани онҳо ҷоиз аст.

يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓاْ إِذَا قُمۡتُمۡ إِلَى ٱلصَّلَوٰةِ فَٱغۡسِلُواْ
وُجُوهَكُمۡ وَأَيۡدِيَكُمۡ إِلَى ٱلۡمَرَافِقِ وَٱمۡسَحُواْ بِرُءُوسِكُمۡ
وَأَرۡجُلَكُمۡ إِلَى ٱلۡكَعۡبَيۡنِۚ وَإِن كُنتُمۡ جُنُبٗا فَٱطَّهَّرُواْۚ
وَإِن كُنتُم مَّرۡضَىٰٓ أَوۡ عَلَىٰ سَفَرٍ أَوۡ جَآءَ أَحَدٞ مِّنكُم مِّنَ
ٱلۡغَآئِطِ أَوۡ لَٰمَسۡتُمُ ٱلنِّسَآءَ فَلَمۡ تَجِدُواْ مَآءٗ فَتَيَمَّمُواْ صَعِيدٗا
طَيِّبٗا فَٱمۡسَحُواْ بِوُجُوهِكُمۡ وَأَيۡدِيكُم مِّنۡهُۚ مَا يُرِيدُ ٱللَّهُ
لِيَجۡعَلَ عَلَيۡكُم مِّنۡ حَرَجٖ وَلَٰكِن يُرِيدُ لِيُطَهِّرَكُمۡ
وَلِيُتِمَّ نِعۡمَتَهُۥ عَلَيۡكُمۡ لَعَلَّكُمۡ تَشۡكُرُونَ ٦
وَٱذۡكُرُواْ نِعۡمَةَ ٱللَّهِ عَلَيۡكُمۡ وَمِيثَٰقَهُ ٱلَّذِي وَاثَقَكُم
بِهِۦٓ إِذۡ قُلۡتُمۡ سَمِعۡنَا وَأَطَعۡنَاۖ وَٱتَّقُواْ ٱللَّهَۚ إِنَّ ٱللَّهَ عَلِيمُۢ
بِذَاتِ ٱلصُّدُورِ ٧ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ كُونُواْ قَوَّٰمِينَ
لِلَّهِ شُهَدَآءَ بِٱلۡقِسۡطِۖ وَلَا يَجۡرِمَنَّكُمۡ شَنَـَٔانُ قَوۡمٍ عَلَىٰٓ
أَلَّا تَعۡدِلُواْۚ ٱعۡدِلُواْ هُوَ أَقۡرَبُ لِلتَّقۡوَىٰۖ وَٱتَّقُواْ ٱللَّهَۚ إِنَّ
ٱللَّهَ خَبِيرُۢ بِمَا تَعۡمَلُونَ ٨ وَعَدَ ٱللَّهُ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ
وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ لَهُم مَّغۡفِرَةٞ وَأَجۡرٌ عَظِيمٞ ٩



(6) Эй мӯъминон, чун қасди адои намоз кардед, дар ҳол ки вузӯъ надоред, пас таҳорат кунед, ба ин тартиб, ки рӯй ва дастонатонро бо банди даст бишӯед ва саратонро масҳ бикашед ва пойҳои худро бо ду шитоланги он бишӯед. Ва агар ҷунуб бошед, пас ғусл кунед. Ва агар бемор буда, аз зиёдшавии мараз ё дер сиҳҳат ёфтани он хавф доред ё мусофиред ё аз қазои ҳоҷат омадед ё бо занон ҳамбистар шуда, ҷунуб гаштед, пас баъд аз ҷустуҷӯ об наёфтед, ки бо он таҳорат ё дар ҳолати ҷунуб будан ғусл кунед, пас ба хоки поки рӯи замин қасд намоед, пас аз он бар чеҳра ва дастонатон масҳ бикашед. Аллоҳ (ч) намехоҳад бо аҳкомаш аз роҳи дар ҳама ҳолат воҷиб сохтани истеъмоли об, ки баъзан истифодаи он ба тандурустӣ зарар мерасонад, ба шумо тангӣ ва душворӣ орад. Бинобар ин, дар ҳолатҳое, ки истифодаи об зарар расонад ё набошад, ҷойгузинаш хокро бароятон муқаррар карда аст. Валекин Аллоҳ (ч) мехоҳад шуморо пок созад ва неъмати Хешро бар шумо ба итмом расонад, то шукри эҳсони Ӯро ба ҷо оварда, носипосӣ накунед.

(7) Ва неъмати Аллоҳ (ч)-ро бар хеш, ки шуморо ба Ислом ҳидоят намуд ва паймони бо шумо бастаашро ёд кунед, он гоҳ, ки бо Паёмбар (с) ба шарти дар ҳолатҳои тангӣ ва фароҳӣ шунидан ва итоат кардани амраш байъат намудед ва гуфтед: “**Суханатро шунидем ва аз амрат итоат кардем.**” Ва аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои дастуроташ, аз ҷумла бо вафо ба паймонҳоятон битарсед. Бешак, Аллоҳ (ч) Донандаи асрори қалбҳо аст. Чизе аз Ӯ пӯшида нест.

(8) Эй мӯъминон! Барои ризои илоҳӣ ҳуқуқи бар зимматон будаи Аллоҳ (ч)-ро ба ҷо оред ва бо адолат шоҳидӣ диҳед. Ва набояд адовати қавме шуморо ба беадолатӣ водор созад. Зеро адолат бо дӯсту душман амали матлуб аст. Барои ҳамин, бо ҳама одилона рафтор кунед, чунки адолат ба тарсидан аз Аллоҳ (ч) ва беадолатӣ ба нотарсӣ дар баробари Ӯ наздиктар аст. Ва аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои дастуроташ битарсед. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) аз он чи мекунед, Бохабар аст. Ҳеҷ амали шумо аз Ӯ махфӣ нест ва барои ҳар як амал ба шумо ҷазои босазо медиҳад.

(9) Аллоҳ (ч) барои касоне, ки ба Ӯ ва паёмбаронаш имон меоранд ва амалҳои нек мекунанд, ваъдаи мағфират намудани гуноҳонашон ва подоши бузурги даромадани ҷаннатро дода аст. Ҳаргиз Аллоҳ (ч) ба ваъдаи Худ хилоф намекунад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Асосан дар ҳолати бетаҳоратӣ ё ҷанобат аз об истифода бурда мешавад;

2.Шахс ҳангоми пайдо накардани об ё ба сабаби беморӣ ва ё сардии ҳаво мавҷуд набудани имконияти истифодаи он барои пок шудан аз ҳолати бетаҳоратӣ ё ҷанобат, бо хоки пок ё ҳар чи аз навъи замин аст, таяммум мекунад;

3.Худованд бандагонашоро амр карда аст, ки ҳатто дар муомила бо душман адолатро риоя намуда, аз беадолатӣ бипарҳезанд.


سُورَةُ المَائِدَةِ — الجُزْءُ السَّادِسُ

وَالَّذِينَ كَفَرُوا وَكَذَّبُوا بِآيَاتِنَا أُولَٰئِكَ أَصْحَابُ الْجَحِيمِ (١٠) يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا اذْكُرُوا نِعْمَتَ اللَّهِ عَلَيْكُمْ إِذْ هَمَّ قَوْمٌ أَنْ يَبْسُطُوا إِلَيْكُمْ أَيْدِيَهُمْ فَكَفَّ أَيْدِيَهُمْ عَنْكُمْ ۖ وَاتَّقُوا اللَّهَ ۚ وَعَلَى اللَّهِ فَلْيَتَوَكَّلِ الْمُؤْمِنُونَ (١١) ۞ وَلَقَدْ أَخَذَ اللَّهُ مِيثَاقَ بَنِي إِسْرَائِيلَ وَبَعَثْنَا مِنْهُمُ اثْنَيْ عَشَرَ نَقِيبًا ۖ وَقَالَ اللَّهُ إِنِّي مَعَكُمْ ۖ لَئِنْ أَقَمْتُمُ الصَّلَاةَ وَآتَيْتُمُ الزَّكَاةَ وَآمَنْتُمْ بِرُسُلِي وَعَزَّرْتُمُوهُمْ وَأَقْرَضْتُمُ اللَّهَ قَرْضًا حَسَنًا لَأُكَفِّرَنَّ عَنْكُمْ سَيِّئَاتِكُمْ وَلَأُدْخِلَنَّكُمْ جَنَّاتٍ تَجْرِي مِنْ تَحْتِهَا الْأَنْهَارُ ۚ فَمَنْ كَفَرَ بَعْدَ ذَٰلِكَ مِنْكُمْ فَقَدْ ضَلَّ سَوَاءَ السَّبِيلِ (١٢) فَبِمَا نَقْضِهِمْ مِيثَاقَهُمْ لَعَنَّاهُمْ وَجَعَلْنَا قُلُوبَهُمْ قَاسِيَةً ۖ يُحَرِّفُونَ الْكَلِمَ عَنْ مَوَاضِعِهِ ۙ وَنَسُوا حَظًّا مِمَّا ذُكِّرُوا بِهِ ۚ وَلَا تَزَالُ تَطَّلِعُ عَلَىٰ خَائِنَةٍ مِنْهُمْ إِلَّا قَلِيلًا مِنْهُمْ ۖ فَاعْفُ عَنْهُمْ وَاصْفَحْ ۚ إِنَّ اللَّهَ يُحِبُّ الْمُحْسِنِينَ (١٣)

١٠٩

(10) Ва касоне, ки кофир шуданд ва оятҳои Моро дурӯғ шумурданд, ин тоифа аҳли дӯзаханд. Аҳли он барои укубати куфр ва такзибашон ба дӯзах медароянд ва он гуна ки дӯст аз дӯсташ ҷудо намешавад, онҳо низ аз дӯзах ҷудо намегарданд.

(11) Эй мӯъминон! Бо қалбу забони хеш неъмати дар амон будан ва дар қалби душманонатон афкандани ҳаросро, ки Аллоҳ (ч) онро бар шумо инъом карда аст, ёд кунед, он гоҳ, ки душманонатон ба шумо қасди дастдарозӣ карданд, то нобудатон созанд, пас Аллоҳ (ч) дастони онҳоро аз зиён расонидан ба шумо нигоҳ дошта, шуморо аз бадиашон муҳофизат намуд. Ва аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои дастуроташ битарсед. Ва бояд мӯъминон дар касби манфиатҳои динӣ ва дунявӣ танҳо ба Аллоҳ (ч) такя кунанд.

(12) Ва бешак, Аллоҳ (ч) аз Бани Исроил оиди он чи дар идомаи ин оят зикр хоҳад шуд, паймони қатъӣ гирифт ва бар онҳо дувоздаҳ касро раҳбар муқаррар намуд. Ҳар як раҳбар корҳои зердастонашро назорат мекард. Ва Аллоҳ (ч) ба Бани Исроил гуфт: “**Бегумон Ман бо нусрат ва таъйиди Хеш бо шумоям. Савганд ёд мекунам, ки агар намозро ба сурати комил барпо доред ва закоти молҳоятонро бипардозед ва ба тамоми паёмбаронам бидуни ҷудосозӣ имон оред ва эҳтиромашонро ба ҷо оварда, кӯмакашон расонед ва молатонро дар роҳҳои хайр харҷ намоед, бешубҳа, аз шумо гуноҳонатонро маҳв мегардонам ва шуморо рӯзи қиёмат ба бӯстонҳое дохил мекунам, ки аз зери қасрҳои он рӯдҳо ҷорӣ мебошад. Пас ҳар ки аз шумо баъди гирифтани ин аҳди қатъӣ кофир гардад, бегумон аз ҷодаи ҳақ дидаву дониста гумроҳ шуда аст.**”

(13) Пас Мо онҳоро ба сабаби он ки паймонашонро шикастанд, аз раҳматамон дур сохтем ва дилҳояшонро он чунон сахт гардонидем, ки ҳеҷ хайр ва панде ба он роҳ намеёбад. Онҳо каломи Аллоҳ (ч)-ро аз мавзеъҳояш бо табдили лафз ва таъвили маонии он тибқи хостаҳои нафсашон таҳриф мекарданд ва амалӣ сохтани ҳиссаи бузурге аз он чиро, ки бо он панд дода шуда буданд, тарк сохтанд. Ва эй Паёмбар, пайваста аз ҷониби онҳо нисбат ба Аллоҳ (ч) ва бандагони мӯъминаш хиёнатеро ошкор менамоӣ, магар теъдоди андакашон, ки бар аҳди худ вафодор мемонанд. Пас аз онҳо гузашт намо ва аз ҷазояшон сарфи назар кун. Ин гузаштан ва сарфи назар кардани гуноҳонашон аз ҷумлаи некӯкорӣ аст. Ҳамоно Аллоҳ (ч) некӯкоронро дӯст медорад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Яке аз неъматҳои бузурги Худо ба Паёмбар (с) ва ёронашон он буд, ки онҳоро аз шарри душманонашон маҳфуз нигоҳ дошт;

2.Имон овардан ба паёмбарони Худо, нусрат додани онҳо, барпо доштани намоз ба сурати комил ва пардохти закоти мол аз муҳимтарин роҳҳои ҳосил кардани **ҳамроҳии Худо**, ғолибият, қудратмандӣ дар замин, мағфирати гуноҳон ва духули ҷаннат ба ҳисоб меравад;

3.Шикастани паймонҳои марбут ба итоат аз паёмбарон сабаби сахт шудани дил мегардад;

4.Худо дар оятҳои мазкур равиши яҳудиҳоро дар бораи таҳрифи китобҳои осмонӣ мазаммат карда аст.

وَمِنَ ٱلَّذِينَ قَالُوٓاْ إِنَّا نَصَٰرَىٰٓ أَخَذۡنَا مِيثَٰقَهُمۡ فَنَسُواْ
حَظّٗا مِّمَّا ذُكِّرُواْ بِهِۦ فَأَغۡرَيۡنَا بَيۡنَهُمُ ٱلۡعَدَاوَةَ
وَٱلۡبَغۡضَآءَ إِلَىٰ يَوۡمِ ٱلۡقِيَٰمَةِۚ وَسَوۡفَ يُنَبِّئُهُمُ ٱللَّهُ
بِمَا كَانُواْ يَصۡنَعُونَ ١٤ يَٰٓأَهۡلَ ٱلۡكِتَٰبِ قَدۡ
جَآءَكُمۡ رَسُولُنَا يُبَيِّنُ لَكُمۡ كَثِيرٗا مِّمَّا
كُنتُمۡ تُخۡفُونَ مِنَ ٱلۡكِتَٰبِ وَيَعۡفُواْ عَن كَثِيرٖۚ
قَدۡ جَآءَكُم مِّنَ ٱللَّهِ نُورٞ وَكِتَٰبٞ مُّبِينٞ ١٥
يَهۡدِي بِهِ ٱللَّهُ مَنِ ٱتَّبَعَ رِضۡوَٰنَهُۥ سُبُلَ ٱلسَّلَٰمِ
وَيُخۡرِجُهُم مِّنَ ٱلظُّلُمَٰتِ إِلَى ٱلنُّورِ بِإِذۡنِهِۦ
وَيَهۡدِيهِمۡ إِلَىٰ صِرَٰطٖ مُّسۡتَقِيمٖ ١٦ لَّقَدۡ كَفَرَ
ٱلَّذِينَ قَالُوٓاْ إِنَّ ٱللَّهَ هُوَ ٱلۡمَسِيحُ ٱبۡنُ مَرۡيَمَۚ
قُلۡ فَمَن يَمۡلِكُ مِنَ ٱللَّهِ شَيۡـًٔا إِنۡ أَرَادَ أَن يُهۡلِكَ
ٱلۡمَسِيحَ ٱبۡنَ مَرۡيَمَ وَأُمَّهُۥ وَمَن فِي ٱلۡأَرۡضِ
جَمِيعٗاۗ وَلِلَّهِ مُلۡكُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِ وَمَا بَيۡنَهُمَاۚ
يَخۡلُقُ مَا يَشَآءُۚ وَٱللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٞ ١٧



(14) Ва он гуна ки аз яҳудиҳо аҳду паймони қатъӣ гирифта будем, инчунин аз он касоне, ки хештанро ситоиш карда, пайравони Исо (а) мехонданд, паймон гирифтаем. Насрониҳо низ монанди гузаштагони яҳудиашон амал кардан ба он чиро, ки бароями панд дода шуд, тарк намуданд. Мо дар байни гурӯҳҳои насоро[1] то рӯзи қиёмат адоват ва нафрати сахтро андохтем. Аз ин рӯ, онҳо бо ҳам доим дар ҷанганд ва ин гурӯҳ он гурӯҳро кофир мехонад. Ва яқинан Аллоҳ (ч) онҳоро аз он чи дар дунё мекарданд, огоҳ сохта, ҷазои аъмолашонро хоҳад дод.

Чун Худо дар ояти боло аҳли Китоб, паймони аз онҳо гирифта ва паймоншиканиашонро баён намуд, дар ояти зерин онҳоро ба имон овардан ба Расули акрам (с) фармон дод ва гуфт:

(15) Эй яҳуду насорои соҳиби Тавроту Инҷил! Яқинан ба сӯи шумо Паёмбарамон Муҳаммад (с) омада, барои шумо бештаре аз ҳақиқати китобҳои осмонии пинҳон кардаатонро баён месозад ва аз бештари он чи ки ошкоршавиаш ҷуз шармандашавии шумо суде надорад, гузашт менамояд. Шакке нест, ки аз сӯи Аллоҳ (ч) бароятон Нур ва Китоби равшангар омада аст. Қуръон Нур ва Китоби равшангарест, ки дар торикиҳои маънавӣ аз равшаниаш истифода мебаред ва заруратҳои дунёву охирати шуморо баён менамояд.

(16) Аллоҳ (ч) бо ин Китоб касонеро, ки бо имон ва амали солеҳ хушнудии Ӯро мехоҳанд, ба роҳҳои наҷот аз ҷаҳаннам ва даромадан ба ҷаннат раҳнамоӣ мекунад. Ҳамчунин Аллоҳ (ч) бо ин дастури осмонӣ бандагони худро аз торикиҳои куфру маъсият ба сӯи рӯшноии имону ибодат берун меорад ва ба онҳо тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро медиҳад. Мурод аз роҳи рост дини Ислом аст.

(17) Бешак, насрониҳо, ки гуфтанд Аллоҳ (ч) ҳамон Масеҳи писари Марям аст, кофир шуданд. Эй Паёмбар! Ба онҳо бигӯ, агар Аллоҳ (ч) иродаи ҳалок сохтани Масеҳи писари Марям ва Модараш ва тамоми мардуми рӯи заминро кунад, кӣ қудрати пешгирӣ намудани онро дорад?! Чун ҳеҷ кас қудрати пешгирӣ намудани иродаи илоҳиро надорад, ин ба ягонагии Аллоҳ (ч) далолат мекунад ва Исои Масеҳ, Модараш Марям ва кулли мавҷудот махлуқи Аллоҳ (ч) ҳастанд. Ҳамаи мавҷудоти осмонҳову замин ва байни онҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Ҳар чиро хоҳад, меофарад. Исои писари Марям бо иродаи Аллоҳ (ч) халқ шуда аст. Исои Масеҳ банда ва фиристодаи Аллоҳ аст. Аллоҳ (ч) бар ҳама кор Тавоно аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Тарки паймони Аллоҳ (ч) боиси пайдоиши хусумат, душманӣ, нафрат ва ҷанг дар саффи шахсони паймоншикан мегардад;

2.Даъвои насрониҳо, ки гӯё Аллоҳ (ч) дар вуҷуди Исои Масеҳ таҷассум ёфта аст, ботил буда, ин баёнгари куфр ва гумроҳии онҳо аст;

3.Яке аз далелҳои ботил будани даъвои Худо будани Исои Масеҳ (а) он аст, ки агар Худо қасди ҳалокати Исои Масеҳ (а), Марям ва ҳамаи мардуми рӯи заминро кунад, касе қудрати пешгирии онро надорад. Ин далел исботкунандаи он аст, ки Парвардигор Маъбуди Яктои барҳақ ва ягона фармонраво аст;

4.Далели дигари ботил будани ин даъво (а) он аст, ки Худо бо гуфтани “**Ҳар чиро хоҳад, меофарад...**” хотиррасон кардааст, ки Ӯ бандагонашро аз падару модар офарида, қудрати танҳо аз зан (**монанди Исои масеҳ (а)**), аз ҷамодот (**монанди асои Мӯсо (а), ки ба сурати аждаҳо мешуд**) ва аз мард (**монанди офариниши Ҳаво (а) аз Одам (а)**) офариданро дорад.

1. Баргардонидани замир дар ибораи “بينهم” ба тоифаи мухталифи насоро раъйи ҷумҳури муфассирон аст. Имом Табарӣ (р) ҳамин раъро тарҷеҳ дода аст. Як иддаи дигар онро ба яҳуду насоро бармегардонанд. Яъне, яҳуду насоро то қиёмат бо ҳам хусумат ва нафрат доранд. (**Мутарҷим**)

وَقَالَتِ ٱلْيَهُودُ وَٱلنَّصَٰرَىٰ نَحْنُ أَبْنَٰٓؤُا۟ ٱللَّهِ وَأَحِبَّٰٓؤُهُۥ ۚ قُلْ
فَلِمَ يُعَذِّبُكُم بِذُنُوبِكُم ۖ بَلْ أَنتُم بَشَرٌ مِّمَّنْ خَلَقَ ۚ يَغْفِرُ لِمَن
يَشَآءُ وَيُعَذِّبُ مَن يَشَآءُ ۚ وَلِلَّهِ مُلْكُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ
وَمَا بَيْنَهُمَا ۖ وَإِلَيْهِ ٱلْمَصِيرُ ﴿١٨﴾ يَٰٓأَهْلَ ٱلْكِتَٰبِ قَدْ جَآءَكُمْ
رَسُولُنَا يُبَيِّنُ لَكُمْ عَلَىٰ فَتْرَةٍ مِّنَ ٱلرُّسُلِ أَن تَقُولُوا۟ مَا جَآءَنَا
مِنۢ بَشِيرٍ وَلَا نَذِيرٍ ۖ فَقَدْ جَآءَكُم بَشِيرٌ وَنَذِيرٌ ۗ وَٱللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ
شَىْءٍ قَدِيرٌ ﴿١٩﴾ وَإِذْ قَالَ مُوسَىٰ لِقَوْمِهِۦ يَٰقَوْمِ ٱذْكُرُوا۟
نِعْمَةَ ٱللَّهِ عَلَيْكُمْ إِذْ جَعَلَ فِيكُمْ أَنۢبِيَآءَ وَجَعَلَكُم مُّلُوكًا
وَءَاتَىٰكُم مَّا لَمْ يُؤْتِ أَحَدًا مِّنَ ٱلْعَٰلَمِينَ ﴿٢٠﴾ يَٰقَوْمِ ٱدْخُلُوا۟
ٱلْأَرْضَ ٱلْمُقَدَّسَةَ ٱلَّتِى كَتَبَ ٱللَّهُ لَكُمْ وَلَا تَرْتَدُّوا۟
عَلَىٰٓ أَدْبَارِكُمْ فَتَنقَلِبُوا۟ خَٰسِرِينَ ﴿٢١﴾ قَالُوا۟ يَٰمُوسَىٰٓ إِنَّ
فِيهَا قَوْمًا جَبَّارِينَ وَإِنَّا لَن نَّدْخُلَهَا حَتَّىٰ يَخْرُجُوا۟ مِنْهَا فَإِن
يَخْرُجُوا۟ مِنْهَا فَإِنَّا دَٰخِلُونَ ﴿٢٢﴾ قَالَ رَجُلَانِ مِنَ ٱلَّذِينَ يَخَافُونَ
أَنْعَمَ ٱللَّهُ عَلَيْهِمَا ٱدْخُلُوا۟ عَلَيْهِمُ ٱلْبَابَ فَإِذَا دَخَلْتُمُوهُ فَإِنَّكُمْ
غَٰلِبُونَ ۚ وَعَلَى ٱللَّهِ فَتَوَكَّلُوٓا۟ إِن كُنتُم مُّؤْمِنِينَ ﴿٢٣﴾



(18) Ва яҳуд ва насоро даъво доранд, ки онҳо писарон ва дӯстони Аллоҳ (ч) ҳастанд. Эй Паёмбар! Дар посух ба онҳо бигӯ, агар чунин аст, пас чаро Аллоҳ (ч) шуморо барои гуноҳонатон азоб мекунад?! Агар дар ҳақиқат фарзандон ва дӯстони Аллоҳ (ч) мебудед, ҳеҷ гоҳ шуморо дар дунё бо куштору тағйири сурат ва дар охират бо азоби дӯзах ҷазо намедод. Зеро Аллоҳ (ч) ҳеҷ гоҳ дӯстонашро азоб намекунад. Балки шумо ба монанди дигарон инсон ҳастед, ки Аллоҳ (ч) офарида аст. Ҳар касе аз инсонҳо некӣ кунад, подоши вай биҳишт ва ҳар кас бадӣ кунад, бо азоби дӯзах ҷазо дода мешавад. Аллоҳ (ч) гуноҳони ҳар киро хоҳад, бо фазлаш мағфират мекунад ва ҳар киро хоҳад, бар асоси адолат ба азоб гирифтор месозад. Тамоми мавҷудоти осмонҳову замин ва байни онҳо танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Бозгашти ҳама чиз ягона ба сӯи Ӯ аст.

(19) Эй яҳуд ва насорои аҳли Китоб! Бешак, баъд аз қатъ шудани биъсати паёмбарон ва ниёзмандӣ ба равон кардани онҳо, Фиристодаи Мо Муҳаммад (с) ба сӯи шумо омад, то баҳонаҷӯӣ накунед, ки ба мо барои мужда додан ба биҳишт ва бим додан аз дӯзах ҳеҷ паёмбаре наомада аст. Зеро ба дурустӣ ки Муҳаммад (с) ба сӯи шумо ба сифати муждарасон ба биҳишт ва бимдиҳанда аз дӯзах омада аст. Аллоҳ (ч) ба тамоми кор Қодир аст. Ҳеҷ чиз Ӯро нотавон карда наметавонад. Яке аз намунаҳои қудраташ фиристодани паёмбарон ва хотима додани онҳо бо омадани Муҳаммад (с) аст.

(20) Эй Фиристодаи Мо! Замонеро ёд кун, ки Мӯсо (а) ба қавмаш Банӣ Исроил гуфта буд: "**Эй қавми ман! Бо қалу забон неъматеро, ки Аллоҳ (ч) бароятон арзонӣ намуда аст, ба ёд оред. Он гоҳ, ки аз байнатон паёмбарони зиёд баргузид, то шуморо ба роҳи дуруст роҳнамоӣ кунанд ва шуморо баъди навкарӣ ва ғуломии ҳукумати Фиръавн соҳиби подшоҳию моликият кард ва дар он замон ба шумо он қадар неъмат дод, ки ба касе аз оламиён надода буд.**"

(21) Мӯсо гуфт: "**Эй қавми ман! Ба сарзамини поке (Байт-ул-муқаддас ва атрофи он), ки Аллоҳ (ч) бароятон даромадани он ва ҷангидан бо кофиронашро ваъда дода аст, ворид шавед ва дар баробари қавми нерӯманди ин сарзамин шикаст махӯред. Чунки дар сурати амал накардан ба ин гуфтаҳо дар дунёву охират зиёни сахт домангиратон мегардад.**"

(22) Қавми Мӯсо дар посух ба вай гуфтанд: "**Эй Мӯсо! Дар он Сарзамини Муқаддас афроди бисёр саркаши нерӯманд зиндагӣ мекунанд. Ин ҳолат моро аз даромадан ба он ҷо боз медорад. То вақте, ки он афрод дар Сарзамини Муқаддас ҳастанд, мо ба онҷо ворид намешавем. Зеро қудрат ва тавони мубориза бо онҳоро надорем. Агар онҳо аз ин сарзамин берун шаванд, мо медароем.**"

(23) Ду мард аз ҳамраҳони Мӯсо, ки аз азоби илоҳӣ бим доштанд ва тавфиқи илоҳӣ ёрашон гашта буд, қавми Мӯсоро ба пайравӣ аз фармони вай тарғиб карда, чунин гуфтанд: "**Аз дарвозаи ин шаҳр, ки онҷо қавми саркаши нерӯманд ба сар мебаранд, нотарсида ворид шавед. Вақте шумо аз қонунҳои пирӯзӣ аз имон доштан ба Худо ва омодагиҳои моддӣ истифода мебаред ва ба он такя мекунед, ҳатман алайҳи он гурӯҳи ситамгари нерӯманд пирӯз мешавед. Агар мӯъмини воқеӣ ҳастед, танҳо ба Аллоҳ (ч) таваккул намоед. Зеро имони ҳақиқӣ таваккул ба Аллоҳ (ч)-ро тақозо менамояд.**"

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҷазо додани Худо кофирони Банӣ Исроилро бо масх (тағйири сурат) ва дигар навъи уқубат бутлони даъвои онҳоро, ки худро фарзандон ва дӯстони Худо мешуморанд, исбот менамояд;

2.Таваккули қавӣ ба Худо аз сабабҳои асосии пирӯзӣ аст;

3.Оятҳои мазкур барои ҳушдор додан аз ахлоқи разилонаи Банӣ Исроил омада аст;

4.Тарс аз Худо яке аз сабабҳои фуруд омадани неъмат бар банда аст. Яке аз он неъматҳо сазовор шудан ба ибодати Худо аст.

قَالُوا يَا مُوسَىٰ إِنَّا لَن نَّدْخُلَهَا أَبَدًا مَّا دَامُوا فِيهَا فَاذْهَبْ
أَنتَ وَرَبُّكَ فَقَاتِلَا إِنَّا هَاهُنَا قَاعِدُونَ ﴿٢٤﴾ قَالَ رَبِّ إِنِّي
لَا أَمْلِكُ إِلَّا نَفْسِي وَأَخِي فَافْرُقْ بَيْنَنَا وَبَيْنَ الْقَوْمِ
الْفَاسِقِينَ ﴿٢٥﴾ قَالَ فَإِنَّهَا مُحَرَّمَةٌ عَلَيْهِمْ أَرْبَعِينَ سَنَةً
يَتِيهُونَ فِي الْأَرْضِ فَلَا تَأْسَ عَلَى الْقَوْمِ الْفَاسِقِينَ
﴿٢٦﴾ ۞ وَاتْلُ عَلَيْهِمْ نَبَأَ ابْنَيْ آدَمَ بِالْحَقِّ إِذْ قَرَّبَا قُرْبَانًا فَتُقُبِّلَ
مِنْ أَحَدِهِمَا وَلَمْ يُتَقَبَّلْ مِنَ الْآخَرِ قَالَ لَأَقْتُلَنَّكَ
قَالَ إِنَّمَا يَتَقَبَّلُ اللَّهُ مِنَ الْمُتَّقِينَ ﴿٢٧﴾ لَئِن بَسَطتَ إِلَيَّ يَدَكَ
لِتَقْتُلَنِي مَا أَنَا بِبَاسِطٍ يَدِيَ إِلَيْكَ لِأَقْتُلَكَ إِنِّي أَخَافُ اللَّهَ
رَبَّ الْعَالَمِينَ ﴿٢٨﴾ إِنِّي أُرِيدُ أَن تَبُوءَ بِإِثْمِي وَإِثْمِكَ فَتَكُونَ
مِنْ أَصْحَابِ النَّارِ وَذَٰلِكَ جَزَاءُ الظَّالِمِينَ ﴿٢٩﴾ فَطَوَّعَتْ
لَهُ نَفْسُهُ قَتْلَ أَخِيهِ فَقَتَلَهُ فَأَصْبَحَ مِنَ الْخَاسِرِينَ ﴿٣٠﴾
فَبَعَثَ اللَّهُ غُرَابًا يَبْحَثُ فِي الْأَرْضِ لِيُرِيَهُ كَيْفَ يُوَارِي
سَوْءَةَ أَخِيهِ قَالَ يَا وَيْلَتَا أَعَجَزْتُ أَنْ أَكُونَ مِثْلَ هَٰذَا
الْغُرَابِ فَأُوَارِيَ سَوْءَةَ أَخِي فَأَصْبَحَ مِنَ النَّادِمِينَ ﴿٣١﴾

الحزب ١٢



(24) Бани Исроили қавми Мӯсо (а) бо пофишорӣ бар мухолифати фармони паёмбарашон гуфтанд: “**То замоне, ки он қавми саркаши нерӯманд дар Сарзамини Муқаддасанд, мо ба онҷо намедароем. Пас ту Мӯсо ҳамроҳи Парвардигорат бирав ва якҷо алайҳи онҳо биҷангед. Аммо мо дар ҳамин ҷои худ мемонем ва аз ҷангидан бо шумо бар зидди он қавм ақибнишинӣ мекунем**.”

(25) Мӯсо бо хитоб ба Парвардигораш гуфт: “**Парвардигоро! Ман ҷуз худ ва бародарам дигар бар болои касе қудрат надорам. Пас байни мо ва байни ин қавми аз амри Ту ва Паёмбарат хориҷшуда бо қазовати одилонаат файсала кун.**”

(26) Аллоҳ таоло ба Мӯсои паёмбараш (а) гуфт: “**Аллоҳ (ч) барои Банӣ Исроил даромадан ба Сарзамини Муқаддасро чил сол ҳаром гардонид. Онҳо тӯли ин муддат дар ин саҳро ҳайрону саргардон мегарданд. Эй Мӯсо! Барои ҳамин афсӯси ин қавми аз доираи тоати Аллоҳ (ч) беруншударо махӯр! Зеро ҳар азобе, ки ба онҳо мерасад, ба сабаби гуноҳонашон аст.**”

(27) Эй Фиристодаи Мо! Барои ин қавми яҳуди ситамгари ҳасадхӯр хабари Қобил ва Ҳобили писарони Одамро ба ростӣ, ки дар он заррае шубҳа нест, қисса кун. Он гоҳ, ки онҳо қурбонӣ карданд ва хостанд бо ин кор ба Аллоҳ (ч) наздик шаванд. Аллоҳ (ч) қурбонии Ҳобилро, ки бандаи ботақво буд, пазируфт ва қурбонии Қобилро напазируфт. Чунки Қобил аз парҳезкорон набуд. Пас Қобул ба қабул шудани қурбонии бародараш Ҳобил ҳасад бурд ва гуфт: “**Эй Ҳобил! Ман ҳатман туро ба қатл мерасонам**.” Ҳобил гуфт: “**Охир, ман чӣ гуноҳ дорам?! Аллоҳ (ч) танҳо қурбонии парҳезкорони иҷрокунандаи фармонҳояшро мепазирад**.

(28) **Савганд ба Аллоҳ, агар ту барои куштани ман даст дароз кунӣ, ман ба ту даст дароз нахоҳам кард. Ин ба маънои он нест, ки ман аз ту тарс дошта бошам, балки ман дар анҷоми маъсият аз Парвардигори тамоми мавҷудот сахт метарсам.**”

(29) Пас Ҳобил барои тарсонидани бародараш, ки даст ба ҷинояти бародаркушӣ назанад, гуфт: “**Ман мехоҳам ту бо зулму дастдарозӣ ба ман гуноҳи қатли маро бо гуноҳони гузаштаат якҷо барӣ, пас дар охират аз зумраи дӯзахиён гардӣ. Ҷазои таҷовузкорон ҳамин аст. Аммо ман намехоҳам гуноҳи қатли туро бар дӯш гирам ва аз зумраи дӯзахиён гардам**.”

(30) Пас нафси саркаши Қобил барои вай куштани Ҳобилро зинат дод ва ӯро золимона кушт. Пас Қобил бо ин кори бади худ дар дунёву охират аз ҷумлаи зиёнкорон гашт.

(31) Пас Аллоҳ (ч) пеши Қобил зоғеро фиристод, то дар замин зоғи мурдаеро дафн кунад ва барои Қобил тарзи зери хок сохтани ҷасади бародарашро таълим диҳад. Қобил гуфт: “**Эй вой бар ман! Оё аз он ки монанди ин зоғ бошам, пас ҷасади бародарамро дафн кунам, оҷиз мондам?!**” Ӯ баъд аз ин воқеа аз пушаймоншудагони ҳасратзада гардид.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мухолифат кардан бо фармони фиристодагони Худо сабаби гирифторӣ ба азоби илоҳӣ мегардад. Чунончи ҳамин ҳолат бар сари Банӣ Исроил омада, чил сол дар саҳро саргардон шуданд;

2.Аз зоҳири қиссаи Қобил ва Ҳобил маълум мегардад, ки ҳасад сабаби нахустин ҷиноят дар замин буда аст. Ҳасад сабаби зулм ва хунрезӣ гардида, Қобилро дар дунёву охират зиёнкор сохт;

3.Оқибати ҳама гуна гуноҳ пушаймонӣ аст;

4.Ҳар кас дар байни мардум расму одати бадеро ба вуҷуд орад, ё кори зиштеро нашр кунад ва дигарон аз вай пайравӣ намоянд, гуноҳи шахсони ба он амали бад дастзада бар уҳдаи якум аст.

مِنْ أَجْلِ ذَٰلِكَ كَتَبْنَا عَلَىٰ بَنِيٓ إِسْرَٰٓءِيلَ أَنَّهُۥ مَن قَتَلَ
نَفْسًۢا بِغَيْرِ نَفْسٍ أَوْ فَسَادٍ فِى ٱلْأَرْضِ فَكَأَنَّمَا قَتَلَ
ٱلنَّاسَ جَمِيعًا وَمَنْ أَحْيَاهَا فَكَأَنَّمَآ أَحْيَا ٱلنَّاسَ
جَمِيعًا ۚ وَلَقَدْ جَآءَتْهُمْ رُسُلُنَا بِٱلْبَيِّنَٰتِ ثُمَّ إِنَّ كَثِيرًا
مِّنْهُم بَعْدَ ذَٰلِكَ فِى ٱلْأَرْضِ لَمُسْرِفُونَ ﴿٣٢﴾ إِنَّمَا
جَزَٰٓؤُا۟ ٱلَّذِينَ يُحَارِبُونَ ٱللَّهَ وَرَسُولَهُۥ وَيَسْعَوْنَ فِى
ٱلْأَرْضِ فَسَادًا أَن يُقَتَّلُوٓا۟ أَوْ يُصَلَّبُوٓا۟ أَوْ تُقَطَّعَ أَيْدِيهِمْ
وَأَرْجُلُهُم مِّنْ خِلَٰفٍ أَوْ يُنفَوْا۟ مِنَ ٱلْأَرْضِ ۚ ذَٰلِكَ
لَهُمْ خِزْىٌ فِى ٱلدُّنْيَا ۖ وَلَهُمْ فِى ٱلْءَاخِرَةِ عَذَابٌ عَظِيمٌ
﴿٣٣﴾ إِلَّا ٱلَّذِينَ تَابُوا۟ مِن قَبْلِ أَن تَقْدِرُوا۟ عَلَيْهِمْ ۖ فَٱعْلَمُوٓا۟
أَنَّ ٱللَّهَ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ﴿٣٤﴾ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ ٱتَّقُوا۟
ٱللَّهَ وَٱبْتَغُوٓا۟ إِلَيْهِ ٱلْوَسِيلَةَ وَجَٰهِدُوا۟ فِى سَبِيلِهِۦ
لَعَلَّكُمْ تُفْلِحُونَ ﴿٣٥﴾ إِنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ لَوْ أَنَّ لَهُم
مَّا فِى ٱلْأَرْضِ جَمِيعًا وَمِثْلَهُۥ مَعَهُۥ لِيَفْتَدُوا۟ بِهِۦ مِنْ
عَذَابِ يَوْمِ ٱلْقِيَٰمَةِ مَا تُقُبِّلَ مِنْهُمْ ۖ وَلَهُمْ عَذَابٌ أَلِيمٌ ﴿٣٦﴾



(32) Мо ба сабаби кушташавии Ҳобил аз сӯи бародараш Қобил Банӣ Исроилро огоҳ сохтем, ки ҳар кас шахсеро бе сабаби ситонидани қисос, аз дин баргаштан ва роҳзанӣ ба қатл расонад, пас гӯё ҳамаи мардумро кушта аст. Зеро маълум мешавад, ки қотил байни бегуноҳ ва гунаҳкор фарқ намегузорад. Ва ҳар кас аз куштани шахсе ба эътиқоди он ки қатли инсони бегуноҳ ҷинояти бузург ва ҳаром аст, худдорӣ кунад, пас гӯё ҳамаи мардумро зинда карда аст. Чунки бо ин рафтори вай мардум дар амну амон зиндагӣ мекунанд. Ва ҳамоно паёмбарони Мо ба назди Бани Исроил бо ҳуҷҷатҳои равшан омаданд, сипас яқинан баъд аз ин бештари онҳо бо анҷоми гуноҳ ва мухолифат бо паёмбарон дар замин аз марзҳои Аллоҳ (ҷ) гузаштанд.
(33) Бегумон касоне, ки бар зидди Худову Паёмбар меҷанганд ва дар замин бо эҷоди душманӣ, қатли бегуноҳон, баноҳақ гирифтани моли ғайр ва роҳзанӣ ба фасодкорӣ машғул мешаванд, ҷазои онҳо куштан ё ба дор овехтан ё буридани дасташон бо пойи чап, сипас агар дубора ба ин амал бозгардад, буридани дасти чап бо пойи рост ва ё ба дигар сарзаминҳо бадарға кунонидан аст. Ин ҷазо барои расвошавии онҳо дар дунё таъйин шуда аст ва дар охират онҳоро азоби азим аст.
(34) Магар он касоне аз гурӯҳи мазкур, ки пеш аз даст ёфтанатон бар онҳо (**яъне пеш аз он ки онҳоро дастгир кунед, худашон бо ихтиёри шахсӣ таслим шаванд**)[1] тавба кунанд. Пас бидонед, ки Худо бар онҳо баъд аз тавбаи содиқона бисёр Бахшандаи Меҳрубон аст. Яке аз намунаҳои раҳматаш ба онҳо он аст, ки баъди тавбаи самимӣ ҷазои онҳо беэътибор мегардад.
(35) Эй мӯъминон! Бо иҷрои амрҳо ва парҳез аз ҳаромҳо аз Аллоҳ (ҷ) битарсед. Ва бо анҷом додани дастурот ва дурӣ ҷустан аз маъсият роҳи бо Ӯ наздикшавиро биҷӯед ва дар роҳи Ӯ бо куффор холисона ҷиҳод кунед, то бо ноил шудан ба ҷаннат ва эмин мондан аз ҷаҳаннам растагор гардед.
(36) Яқинан кофирон агар **ба фарзи мисол** тамоми моликияти замин ва як баробари он аз онҳо бошад ва рӯзи қиёмат онро барои озодсозии ҷони худ аз азоби илоҳӣ пешкаш кунанд, ҳеҷ гоҳ ин баҳои озодӣ аз онҳо қабул намешавад ва онҳоро азоби дарднок дар пеш аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта**:

1.Ояти якуми сафҳаи боло ифодагари ҳурмат доштани ҷони ҳар инсон аст. Инчунин маънои онро дорад, ки ҳар кас сабабгори ҳифзи ҷони як шахс шавад, гӯё дар ҳаққи ҳамаи мардум чунин карда аст ва ҳар ки бе сабаб як касро бикушад ё ба ҷони шахсе озор расонад, гӯё бо тамоми мардум ингуна рафтор карда аст;

2.Уқубати касоне, ки алайҳи Худову Паёмбараш меҷанганд ва бо куштору ғасби моли мардум ва роҳзанӣ дар замин ба фасод машғуланд, чунин аст: онҳо бояд кушта ё ба дор овехта шаванд, ё дасти росту пойи чап, сипас дасти чапу пойи росташон қатъ гардад ё ба дигар сарзамин бадарға шаванд. Ин ҷазоҳо вобаста ба ҷинояти аз тарафи онҳо содиршуда иҷро мегардад;

3.Тавбаи ашхоси фасодкор ва роҳзан пеш аз дастгир шуданашон пазируфта мешавад.

1. Тафсири “**Ал-васит**”-и Шайх Тантовӣ (р)

يُرِيدُونَ أَن يَخْرُجُوا مِنَ النَّارِ وَمَا هُم بِخَارِجِينَ مِنْهَا
وَلَهُمْ عَذَابٌ مُّقِيمٌ ﴿٣٧﴾ وَالسَّارِقُ وَالسَّارِقَةُ فَاقْطَعُوا
أَيْدِيَهُمَا جَزَاءً بِمَا كَسَبَا نَكَالًا مِّنَ اللَّهِ وَاللَّهُ عَزِيزٌ
حَكِيمٌ ﴿٣٨﴾ فَمَن تَابَ مِن بَعْدِ ظُلْمِهِ وَأَصْلَحَ فَإِنَّ اللَّهَ
يَتُوبُ عَلَيْهِ إِنَّ اللَّهَ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ﴿٣٩﴾ أَلَمْ تَعْلَمْ أَنَّ اللَّهَ
لَهُ مُلْكُ السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضِ يُعَذِّبُ مَن يَشَاءُ وَيَغْفِرُ
لِمَن يَشَاءُ وَاللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَيْءٍ قَدِيرٌ ﴿٤٠﴾ * يَا أَيُّهَا
الرَّسُولُ لَا يَحْزُنكَ الَّذِينَ يُسَارِعُونَ فِي الْكُفْرِ مِنَ
الَّذِينَ قَالُوا آمَنَّا بِأَفْوَاهِهِمْ وَلَمْ تُؤْمِن قُلُوبُهُمْ وَمِنَ
الَّذِينَ هَادُوا سَمَّاعُونَ لِلْكَذِبِ سَمَّاعُونَ لِقَوْمٍ
آخَرِينَ لَمْ يَأْتُوكَ يُحَرِّفُونَ الْكَلِمَ مِن بَعْدِ مَوَاضِعِهِ
يَقُولُونَ إِنْ أُوتِيتُمْ هَٰذَا فَخُذُوهُ وَإِن لَّمْ تُؤْتَوْهُ
فَاحْذَرُوا وَمَن يُرِدِ اللَّهُ فِتْنَتَهُ فَلَن تَمْلِكَ لَهُ مِنَ اللَّهِ
شَيْئًا أُولَٰئِكَ الَّذِينَ لَمْ يُرِدِ اللَّهُ أَن يُطَهِّرَ قُلُوبَهُمْ لَهُمْ
فِي الدُّنْيَا خِزْيٌ وَلَهُمْ فِي الْآخِرَةِ عَذَابٌ عَظِيمٌ ﴿٤١﴾

الحزب ١٢



(37) Чун кофирон ба дӯзах медароянд, аз он берун шудан мехоҳанд, вале ин хоҳишашон аз куҷо муяссар мегардад?! Ва онҳо ҳаргиз аз он берун намешаванд ва онҳоро дар ҷаҳаннам азоби доимӣ аст.

Вақте Аллоҳ (ч) дар оятҳои гузашта ҳукми ошкор рабудани моли мардумро баён кард, дар оятҳои зерин масъалаи пинҳонӣ гирифтани моли онҳо, яъне ҳукми duздро зикр карда гуфт:

(38) Эй ҳокимон! Дасти рости ҳар яке аз мард ва зани дуздро барои ҷазои ҷурми баноҳақ гирифтани моли мардум ва уқубате аз сӯи Аллоҳ (ч) бибуред, то ба ин амал барнагарданд ва ба дигарон дарси ибрат шаванд. Ва Аллоҳ (ч) Зоти Ғолиби Мағлубнашавандаи дар аҳком ва таъйини тақдирот Ҳаким аст.

(39) Пас ҳар ки баъд аз иҷрои гуноҳи дуздӣ тавбаи самимона карда, аъмолашро ислоҳ кунад, бегумон Аллоҳ (ч) бо фазли Хеш тавбаи ӯро мепазирад. Зеро Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагони тавбакор Омурзандаи Меҳрубон аст. Аммо вақте хабари дуздиашон ба ҳокимон расад, ҷазои дунявии шаръии буридани дасташон бо тавба соқит намешавад.

(40) Эй Фиристодаи Мо! Ту яқинан медонӣ, ки тамоми мавҷудоти осмонҳову замин ва байни онҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Ҳар гуна хоҳад, дар он амал мекунад. Ҳар киро хоҳад, аз рӯи адлаш азоб медиҳад ва ҳар киро хоҳад, аз рӯи фазлаш меомурзад. Яқинан Аллоҳ (ч) ба ҳама кор Қодир аст. Ҳеҷ чиз Ӯро нотавон сохта наметавонад.

(41) Эй Фиристодаи Мо! Набояд туро он касоне ки дар ошкорсозии асарҳои куфр /агар фурсат пайдо кунанд/ мешитобанд, аз[1] мунофиқон, ки бо забонашон худро мӯъмин мегӯянд ва қалбан имон надоранд ва низ аз қавми яҳуд андӯҳгин гардонанд. Онҳо[2] ба суханони дурӯғи сарваронашон зиёд гӯш фаро медиҳанд ва онро мепазиранд, инчунин ба суханони дигар раҳбаронашон, ки аз рӯи кибру ғурур дар маҷлисат ҳозир нашуданд, зиёд гӯш меандозанд ва пайравӣ мекунанд. Онҳо[3] Каломи Худоро дар Таврот мувофиқ бо майли хештан тағйир медиҳанд. Ба пайравонашон мегӯянд: "**Агар ҳукми содиркардаи Муҳаммад ба ин ҳукми таҳрифшудаи мувофиқи дилатон бошад, онро бипазиред ва дар акси ҳолат аз пазируфтанаш бипарҳезед.**" Ва эй Паёмбар, агар Аллоҳ (ч) гумроҳии касеро хоҳад, ҳаргиз шахсеро пайдо карда наметавонӣ, ки гумроҳиашро дур кунад ва ба роҳи рост роҳнамоиаш созад. Ин ҷамоаи мунофиқон ва яҳудиҳои тавсифшуда касонеанд, ки Аллоҳ (ч) аз куфр пок гардонидани қалбашонро нахоста аст. Онҳоро дар дунё расвоӣ ва дар охират азоби бузурги дӯзах аст.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҳикмати муҷозоти буридани дасти дузд он аст, ки пеши роҳаш гирифта шуда, ба мардум ҳушдор дода шавад, то ба он даст назананд;

2.То замоне, ки хабари дуздии шахс ба ҳокимон нарасида аст, метавонад тавба кунад ва ҷазо дода намешавад, вале бояд моли дуздидаро ба соҳибаш баргардонад. Аммо дар сурати расидани ин хабар ба ҳокимон иҷрои ҷазо, ки аз буридани даст иборат аст, ногузир мебошад;

3.Барои шахси даъватгар ғамгин гаштан ба сабаби куфру макре, ки аз тарафи баъзе мардум содир мешавад, зебанда нест. Чунки худи Худо макру дасисаи ин тоифаро ботил месозад;

4.Мунофиқон доим талош мекунанд, ки бо ошкорсозии амалҳои куфр ва зоҳиран даъвои имон мӯъминонро ба ғазаб оранд.

1. Пешоянди "**аз**" дар "**аз мунофиқон**" ва "**аз яҳуд**" тарҷумаи ҳарфи "مِـن" буда, онро "**ҳарфи баёнӣ**" мегӯянд. Ин ҳарф касони дар ошкорсозии осори куфр талошкунандаро шарҳ медиҳад, ки онҳо мунофиқон ва яҳудиҳо ҳастанд. (**Мутарҷим**)

2. Калимаи "**Онҳо**" ба ҳарду гурӯҳи мунофиқон ва яҳудиҳо бармегардад. Инҷо эҳтимолҳои дигар низ мавҷуд аст, ки аз овардани он сарфи назар намудем. (**Мутарҷим**)

3. Яъне, он раҳбарони яҳудиашон, ки аз рӯи кибру ғурур дар маҷлисат ҳозир нашуданд. (**Мутарҷим**)

سَمَّٰعُونَ لِلۡكَذِبِ أَكَّٰلُونَ لِلسُّحۡتِۚ فَإِن جَآءُوكَ
فَٱحۡكُم بَيۡنَهُمۡ أَوۡ أَعۡرِضۡ عَنۡهُمۡۖ وَإِن تُعۡرِضۡ عَنۡهُمۡ فَلَن
يَضُرُّوكَ شَيۡـٔٗاۖ وَإِنۡ حَكَمۡتَ فَٱحۡكُم بَيۡنَهُم بِٱلۡقِسۡطِۚ
إِنَّ ٱللَّهَ يُحِبُّ ٱلۡمُقۡسِطِينَ ٤٢ وَكَيۡفَ يُحَكِّمُونَكَ
وَعِندَهُمُ ٱلتَّوۡرَىٰةُ فِيهَا حُكۡمُ ٱللَّهِ ثُمَّ يَتَوَلَّوۡنَ مِنۢ بَعۡدِ
ذَٰلِكَۚ وَمَآ أُوْلَٰٓئِكَ بِٱلۡمُؤۡمِنِينَ ٤٣ إِنَّآ أَنزَلۡنَا ٱلتَّوۡرَىٰةَ
فِيهَا هُدٗى وَنُورٞۚ يَحۡكُمُ بِهَا ٱلنَّبِيُّونَ ٱلَّذِينَ أَسۡلَمُواْ
لِلَّذِينَ هَادُواْ وَٱلرَّبَّٰنِيُّونَ وَٱلۡأَحۡبَارُ بِمَا ٱسۡتُحۡفِظُواْ مِن
كِتَٰبِ ٱللَّهِ وَكَانُواْ عَلَيۡهِ شُهَدَآءَۚ فَلَا تَخۡشَوُاْ ٱلنَّاسَ
وَٱخۡشَوۡنِ وَلَا تَشۡتَرُواْ بِـَٔايَٰتِي ثَمَنٗا قَلِيلٗاۚ وَمَن لَّمۡ يَحۡكُم
بِمَآ أَنزَلَ ٱللَّهُ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلۡكَٰفِرُونَ ٤٤ وَكَتَبۡنَا
عَلَيۡهِمۡ فِيهَآ أَنَّ ٱلنَّفۡسَ بِٱلنَّفۡسِ وَٱلۡعَيۡنَ بِٱلۡعَيۡنِ وَٱلۡأَنفَ
بِٱلۡأَنفِ وَٱلۡأُذُنَ بِٱلۡأُذُنِ وَٱلسِّنَّ بِٱلسِّنِّ وَٱلۡجُرُوحَ
قِصَاصٞۚ فَمَن تَصَدَّقَ بِهِۦ فَهُوَ كَفَّارَةٞ لَّهُۥۚ وَمَن
لَّمۡ يَحۡكُم بِمَآ أَنزَلَ ٱللَّهُ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلظَّٰلِمُونَ ٤٥



(42) Яҳудиҳо сухани дурӯғро бисёр гӯш мекунанд, моли ҳаромро ба мисли рибо бисёр меҳӯранд. Пас агар онҳо барои ҳалли қазияҳои худ назди ту Паёмбар оянд, агар хоҳӣ, дар байни онҳо доварӣ намо ва агар хоҳӣ, довариашонро тарк кун. Ту дар ин кор ихтиёри комил дорӣ. Ва агар дар ҳалли қазияҳои онҳо довариро тарк намоӣ, ҳаргиз онҳо ба ту зарар расонида наметавонанд. Ва агар дар байнашон қазоват кардӣ агарчи золим ва душманат ҳастанд, пас одилона қазоват кун. Зеро Аллоҳ (ҷ) доварони одилеро, ки сарфи назар аз душмании тарафҳои даъвогар бо онҳо аз адолат даст намекашанд, дӯст медорад.

(43) Ва рафтори ин тоифа ҳайратовар аст! Онҳо ба ойини ту куфр меварзанд ва дар айни замон барои он ки ҳукми мувофиқи табъи дилашонро содир намоӣ, барои қазоват наздат меоянд ва ҳол он ки онҳо наздашон Китоби Таврот аст, ки даъвои ба он имон доштанро доранд ва дар он ҳукми илоҳӣ аст. Сипас вақте ҳукми содиркардаат ба табъи дилашон мувофиқ наояд, аз ҳукми ту рӯй метобанд ва онро рад мекунанд. Онҳо бо ин рафтори шигифтовар куфр варзидан ба аҳкоми Китобашон Таврот ва напазируфтани доварии туро якҷо ҷамъ меоранд. Ҳеҷ гоҳ ин рафтори мӯъминон нест. Ва онҳо на ба ту ва на ба аҳкоми Китоби худ имон надоранд.

(44) Бегумон, Мо Тавротро ба Мӯсо фуруд овардем, дар ҳоле ки дар он роҳнамоӣ ба сӯи некӣ ва дар торикиҳои куфру ширку ҷаҳолат ва хурофот рӯшноӣ буд. Паёмбарони ба ҳукми Худо таслимшудаи Бани Исроил барои яҳуд бо Таврот ҳукм мекарданд ва низ донишмандон ва фуқаҳои яҳудӣ, ки Худо нигоҳдории Таврот ва бар асоси он тарбияти мардумро ба онҳо супурда буд, то онро аз воридшавии тағйирот ҳифз кунанд, бо ин Китоб ҳукм мекарданд. Ва онҳо гувоҳи ҳақиқат доштани Таврот буда, мардум дар тамоми кор ба онҳо муроҷиат менамуданд. Пас эй қавми яҳуд, танҳо аз Ман битарсед ва аз мардум натарсед ва ҳукми нозилкардаи Маро бо баҳои ночиз аз мансабу моли дунё иваз макунед. Ва касоне, ки бар асоси талаботи аҳкоми нозилкардаи Аллоҳ (ҷ) ҳукм намекунанд ва ин корашонро ҳалол медонанд ё дигар аҳкоми дунявиро аз он боло мегузоранд ва ё бо он яксон мешуморанд, пас ин гурӯҳ дар ҳақиқат кофир ҳастанд.

(45) Ва Мо бар қавми яҳуд дар Таврот иҷрои ин аҳкомро фарз гардонидем, ки ҳар кас шахсеро баноҳақ ва қасдан бикушад, дар ивази он кушта мешавад, ҳар кас қасдан чашми шахсеро барканад, чашмаш барканда мешавад, ҳар кас қасдан бинии касеро қатъ кунад, биниаш қатъ карда мешавад, ҳар кас гӯши шахсеро қасдан бибурад, гӯшаш бурида мешавад ва ҳар кас дандони шахсеро қасдан барканад, дандонаш барканда мешавад. Ва инчунин дар боби ҷароҳатҳо бар онҳо фарз гардонидем, ки шахси ҷинояткор ба андозаи ҷинояташ муҷозот мешавад. Ва ҳар кас ихтиёран аз гуноҳи шахси ҷинояткор даргузарад, ин амалаш сабаби маҳв шудани гуноҳонаш мегардад. Зеро ҷабрдида гуноҳи шахси нисбаташ ситамкардаро бахшида аст. Ва касоне, ки дар мавзӯи қисос ва ғайри он бар асоси талаботи аҳкоми нозилкардаи Аллоҳ (ҷ) ҳукм намекунанд, пас онҳо яқинан аз марзҳои муайянсохтаи илоҳӣ таҷовузкунандаи золим ҳастанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои мазкур баъзе аз сифатҳои бади яҳудиҳоро аз дурӯғгӯӣ, хӯрдани моли ҳаром, дӯст доштани довар қарор додани ғайри аҳкоми Худо бо мақсади ошкорсозии гумроҳии онҳо ва ҳушдор додани дигарон, ки набояд аз ин сифатҳои бад пайравӣ кунанд, баён карда аст;

2.Баёни қонуни одилонаи қисос дар ҷонҳо ва ҷароҳатҳо, ки он аз тарафи Худо барои умматҳои гузашта низ фарз гашта буд;

3.Бим додани бандагон аз доварӣ ба ғайри аҳкоми Худо дар боби қисос ва ғайри он.

وَقَفَّيۡنَا عَلَىٰٓ ءَاثَٰرِهِم بِعِيسَى ٱبۡنِ مَرۡيَمَ مُصَدِّقٗا لِّمَا بَيۡنَ يَدَيۡهِ
مِنَ ٱلتَّوۡرَىٰةِۖ وَءَاتَيۡنَٰهُ ٱلۡإِنجِيلَ فِيهِ هُدٗى وَنُورٞ وَمُصَدِّقٗا
لِّمَا بَيۡنَ يَدَيۡهِ مِنَ ٱلتَّوۡرَىٰةِ وَهُدٗى وَمَوۡعِظَةٗ لِّلۡمُتَّقِينَ ٤٦
وَلۡيَحۡكُمۡ أَهۡلُ ٱلۡإِنجِيلِ بِمَآ أَنزَلَ ٱللَّهُ فِيهِۚ وَمَن لَّمۡ يَحۡكُم
بِمَآ أَنزَلَ ٱللَّهُ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلۡفَٰسِقُونَ ٤٧ وَأَنزَلۡنَآ إِلَيۡكَ
ٱلۡكِتَٰبَ بِٱلۡحَقِّ مُصَدِّقٗا لِّمَا بَيۡنَ يَدَيۡهِ مِنَ ٱلۡكِتَٰبِ
وَمُهَيۡمِنًا عَلَيۡهِۖ فَٱحۡكُم بَيۡنَهُم بِمَآ أَنزَلَ ٱللَّهُۖ وَلَا تَتَّبِعۡ أَهۡوَآءَهُمۡ
عَمَّا جَآءَكَ مِنَ ٱلۡحَقِّۚ لِكُلّٖ جَعَلۡنَا مِنكُمۡ شِرۡعَةٗ وَمِنۡهَاجٗاۚ
وَلَوۡ شَآءَ ٱللَّهُ لَجَعَلَكُمۡ أُمَّةٗ وَٰحِدَةٗ وَلَٰكِن لِّيَبۡلُوَكُمۡ
فِي مَآ ءَاتَىٰكُمۡۖ فَٱسۡتَبِقُواْ ٱلۡخَيۡرَٰتِۚ إِلَى ٱللَّهِ مَرۡجِعُكُمۡ جَمِيعٗا
فَيُنَبِّئُكُم بِمَا كُنتُمۡ فِيهِ تَخۡتَلِفُونَ ٤٨ وَأَنِ ٱحۡكُم بَيۡنَهُم
بِمَآ أَنزَلَ ٱللَّهُ وَلَا تَتَّبِعۡ أَهۡوَآءَهُمۡ وَٱحۡذَرۡهُمۡ أَن يَفۡتِنُوكَ عَنۢ
بَعۡضِ مَآ أَنزَلَ ٱللَّهُ إِلَيۡكَۖ فَإِن تَوَلَّوۡاْ فَٱعۡلَمۡ أَنَّمَا يُرِيدُ ٱللَّهُ أَن يُصِيبَهُم
بِبَعۡضِ ذُنُوبِهِمۡۗ وَإِنَّ كَثِيرٗا مِّنَ ٱلنَّاسِ لَفَٰسِقُونَ ٤٩ أَفَحُكۡمَ
ٱلۡجَٰهِلِيَّةِ يَبۡغُونَۚ وَمَنۡ أَحۡسَنُ مِنَ ٱللَّهِ حُكۡمٗا لِّقَوۡمٖ يُوقِنُونَ ٥٠



(46) Ва баъд аз паёмбарони Банӣ Исроил Исои писари Марямро фиристодем, ки ба Тавроти қабл аз ӯ нозилшуда бовар дошт ва бар асоси он ҳукм мекард. Ва ба ӯ Инҷилро додем. Дар он раҳнамоии мардум ба сӯи ҳақ буд ва бо далелҳои қотеъ шубҳаҳоро барҳам зада, аҳкоми душворро ҳал менамуд ва аҳкоми он ба аҳкоми Таврот ба ғайр аз чанд ҷои мансухшуда мувофиқат дошт. Ва Мо Инҷилро роҳнамои парҳезкорон ва аз корҳои зишт боздоранда гардонида будем.

(47) Ва бояд насрониҳо ба он чи Аллоҳ дар Инҷил нозил карда аст, имон оранд ва бар асоси ахбораш, ки якеи он хабари тасдиқи биъсати Муҳаммад (с) аст, ҳукм кунанд. Ва он касоне, ки бар асоси он чи Аллоҳ (ч) фуруд оварда аст, ҳукм намекунанд, пас онҳо яқинан аз ибодати Аллоҳ (ч) хориҷ, аз ҳақиқат рӯйгардон ва ба сӯи ботил моил ҳастанд.

Чун Худо дар оятҳои гузашта Таврот ва Инҷилро мадҳ кард, дар оятҳои зерин Қуръони каримро мадҳ намуд ва гуфт:

(48) Ва эй Паёмбар! Бешак, Қуръонро ба ростӣ ба ту фиристодем, дар ҳоле ки аҳкоми китобҳои осмонии гузаштаро тасдиқ мекунад ва бар он китобҳо ҳукми доварро дорад. Ҳар ҳукме аз китобҳои гузашта, ки бо Қуръон мутобиқ бошад, ҳақ ва ҳар ҳукме бо он мухолиф бошад, ботил аст. Пас дар байни мардум бо он чи Аллоҳ (ч) дар Қуръон нозил сохта аст, доварӣ намо. Ва аз ҳақиқати бароят омада рӯй гардонида, аз хоҳиши яҳуду насоро, ки сабаби ҳалок шуданашон гашта аст, пайравӣ макун. Мо барои ҳар уммат шариати ҷудо ва роҳи равшан муқаррар кардаем. Ва агар Аллоҳ (ч) мехост, шуморо як уммати дорои шариати ягона мегардонид, аммо Ӯ барои ҳар уммат шариати алоҳида гузошт, то ҳамаро озмуда, фармонбардоронро аз нофармонҳо ҷудо кунад. Пас ба сӯи анҷоми некиҳо ва тарки бадиҳо шитобед. Зеро бозгашти ҳамаи шумо рӯзи қиёмат ба сӯи Аллоҳ (ч) аст. Дар он рӯз шуморо аз он чи дар бораи он ихтилоф доред, огоҳ месозад ва дар ивази амалҳоятон ба шумо подош медиҳад.

(49) Ва эй Фиристодаи Мо! Дар миёни онҳо бар асоси он чи Аллоҳ (ч) бар ту фуруд оварда аст, доварӣ кун ва аз андешаҳои бархоста аз ҳавои нафсашон пайравӣ макун ва аз онҳо барҳазар бош, ки туро аз баъзеи он чи Аллоҳ (ч) ба сӯят фуруд оварда аст, бероҳа насозанд. Зеро онҳо ба хотири ба ин ҳадаф расидан ҳамаи талоши худро ба харҷ медиҳанд. Пас агар ин тоифаи саркаш аз пазируфтани ҳукми Қуръон рӯй гардонанд, бидон, ки Аллоҳ (ч) мехоҳад онҳоро дар дунё ба сазои баъзеи гуноҳонашон расонад ва рӯзи қиёмат дар ивази ҳамаи корҳои бадашон дучори азоб гарданд. Ва бешак, бештари мардум аз доираи тоати Аллоҳ (ч) хориҷанд.

(50) Оё онҳо ҳукми аҳли ҷоҳилиятро, ки бо пайравӣ аз хоҳишашон доварӣ мекунанд, меҷӯянд ва аз ҳукми ту рӯй метобанд?! Назди аҳли яқин, ки ба дарки аҳкоми илоҳӣ сарфаҳм меравindependent, ҳеҷ кас аз нигоҳи ҳукм аз Аллоҳ (ч) беҳтар нест. Назари шахсони нодон ва ҳавопараст, ки ҷуз аҳкоми мувофиқ ба табъи дилашон ҳукмеро қабул намекунанд, арзиш надорад. Зеро инҳо табъи ҳавои нафси худро асос медонанд ва ҳар чи бо он мувофиқ аст агарчи ботил бошад, онро мепазиранд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои гузашта:**

1.Асосҳои ойини ҳамаи паёмбарони Худо аз ҳам фарқ надорад. Ойини онҳо танҳо дар баъзе масъалаҳои ҷузъӣ фарқ мекунад;

2.Ҳалли ҳамаи қазияҳо бар асоси қонуни Худо ва аз ғайри он рӯй гардонидан фарз аст;

3.Довар қарор додани урфу одатҳои ҷоҳилона ва ҳалли қазияҳо бо қонунҳои хилофи шариати Худо зишт ва манъ аст.

﴿ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا لَا تَتَّخِذُوا الْيَهُودَ وَالنَّصَارَىٰ أَوْلِيَاءَ ۘ بَعْضُهُمْ أَوْلِيَاءُ بَعْضٍ ۚ وَمَن يَتَوَلَّهُم مِّنكُمْ فَإِنَّهُ مِنْهُمْ ۗ إِنَّ اللَّهَ لَا يَهْدِي الْقَوْمَ الظَّالِمِينَ ﴿٥١﴾ فَتَرَى الَّذِينَ فِي قُلُوبِهِم مَّرَضٌ يُسَارِعُونَ فِيهِمْ يَقُولُونَ نَخْشَىٰ أَن تُصِيبَنَا دَائِرَةٌ ۚ فَعَسَى اللَّهُ أَن يَأْتِيَ بِالْفَتْحِ أَوْ أَمْرٍ مِّنْ عِندِهِ فَيُصْبِحُوا عَلَىٰ مَا أَسَرُّوا فِي أَنفُسِهِمْ نَادِمِينَ ﴿٥٢﴾ وَيَقُولُ الَّذِينَ آمَنُوا أَهَٰؤُلَاءِ الَّذِينَ أَقْسَمُوا بِاللَّهِ جَهْدَ أَيْمَانِهِمْ ۙ إِنَّهُمْ لَمَعَكُمْ ۚ حَبِطَتْ أَعْمَالُهُمْ فَأَصْبَحُوا خَاسِرِينَ ﴿٥٣﴾ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا مَن يَرْتَدَّ مِنكُمْ عَن دِينِهِ فَسَوْفَ يَأْتِي اللَّهُ بِقَوْمٍ يُحِبُّهُمْ وَيُحِبُّونَهُ أَذِلَّةٍ عَلَى الْمُؤْمِنِينَ أَعِزَّةٍ عَلَى الْكَافِرِينَ يُجَاهِدُونَ فِي سَبِيلِ اللَّهِ وَلَا يَخَافُونَ لَوْمَةَ لَائِمٍ ۚ ذَٰلِكَ فَضْلُ اللَّهِ يُؤْتِيهِ مَن يَشَاءُ ۚ وَاللَّهُ وَاسِعٌ عَلِيمٌ ﴿٥٤﴾ إِنَّمَا وَلِيُّكُمُ اللَّهُ وَرَسُولُهُ وَالَّذِينَ آمَنُوا الَّذِينَ يُقِيمُونَ الصَّلَاةَ وَيُؤْتُونَ الزَّكَاةَ وَهُمْ رَاكِعُونَ ﴿٥٥﴾ وَمَن يَتَوَلَّ اللَّهَ وَرَسُولَهُ وَالَّذِينَ آمَنُوا فَإِنَّ حِزْبَ اللَّهِ هُمُ الْغَالِبُونَ ﴿٥٦﴾ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا لَا تَتَّخِذُوا الَّذِينَ اتَّخَذُوا دِينَكُمْ هُزُوًا وَلَعِبًا مِّنَ الَّذِينَ أُوتُوا الْكِتَابَ مِن قَبْلِكُمْ وَالْكُفَّارَ أَوْلِيَاءَ ۚ وَاتَّقُوا اللَّهَ إِن كُنتُم مُّؤْمِنِينَ ﴿٥٧﴾



(51) Эй мӯъминон! Яҳуд ва насороро барои хештан дӯст магиред. Зеро қавми яҳуд ва насоро танҳо ҳамкешони худро дӯст медоранд. Ин ду гурӯҳ шумо мусулмононро душмани муштаракашон меҳисобанд. Ва ҳар кас аз шумо бо онҳо дӯстӣ кунад, пас яқинан аз зумраи онҳо аст. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) шахсони ба сабаби дӯстӣ бо яҳуду насоро золимро ҳидоят намекунад.
(52) Пас ту Паёмбар он касонеро, ки дар дилашон бемории нифоқ аст, мебинӣ, ки ба сӯи дӯстӣ бо яҳуду насоро шитобида мегӯянд: “**Мо ҳарос дорем, ки яҳуд ва насоро бар алайҳи Паёмбар ва мӯъминон ғолиб шаванд ва соҳиби қудрат гашта, аз онҳо ба мо зиён расад**.” Пас умед аст, ки Аллоҳ (ч) пирӯзиро насиби Паёмбараш ва мӯъминон гардонад, ё аз сӯи Худ коре кунад, ки шукӯҳи яҳудиҳо бо дӯстонашон завол ёфта, мунофиқони дӯсти яҳуд аз пинҳон сохтани нифоқашон дар қалбашон пушаймон шаванд. Зеро ба асбоби бепоя дил бастаанд.
(53) Ва мӯъминон бо тааҷҷуб аз ҳолати мунофиқон мегӯянд: “**Оё инҳо касоне ҳастанд, ки бо қасамҳои паёпай ва қатъӣ худро дар имон ва нусрат бо шумо мӯъминон меҳисобанд?!**” Ҳамаи амалҳои мунофиқон ботил гашта, пас ба сабаби аз даст додани матлубашон ва гирифторӣ ба азоби абадӣ аз ҷумлаи зиёнкорон мешаванд.
(54) Эй аҳли имон! Ҳар кас аз шумо аз имон ба сӯи куфр баргардад, пас яқинан Аллоҳ (ч) дар ивази онҳо қавмеро хоҳад овард, ки онҳоро барои устувориашон дар эътиқод дӯст медорад ва онҳо Ӯро самимона дӯст медоранд, бо мӯъминон раҳмдил ва бар кофирон сахтгиранд, бо молу ҷони худ ба хотири пирӯзии дини Аллоҳ (ч) ҷиҳод мекунанд ва дар тақдими ризои илоҳӣ бар ризои махлуқот аз маломати ҳеҷ кас ҳарос ва парво надоранд. Ин мақоми баланд аз ҷумлаи бахшоишҳои Аллоҳ (ч) аст ва онро ба ҳар кас хоҳад, ато мекунад ва лутфи Аллоҳ (ч) бағоят густурда буда, бандагони сазовори лутфашро медонад.

Чун Худо дар оятҳои зикршуда мӯъминонро аз дӯстӣ бо яҳуд ва насоро манъ кард, дар ояти зерин барояшон гурӯҳеро, ки бояд бо онҳо алоқаи дӯстӣ дошта бошанд, хабар дод ва гуфт:
(55) Яҳуду насоро ва дигар кофирон дӯстони шумо нестанд, балки дӯстони воқеии шумо Аллоҳ (ч) ва Паёмбараш ва муъминоне ҳастанд, ки намозро барпо медоранд, закоти молашонро мепардозанд ва онҳо дар баробари фармонҳои илоҳӣ таслимшуда мебошанд.
(56) Ва ҳар ки бо Аллоҳ (ч) ва Паёмбараш ва мӯъминон содиқона дӯстӣ кунад, пас вай аз гурӯҳи Аллоҳ (ч) аст ва яқинан гурӯҳи Аллоҳ (ч) пирӯз ҳастанд. Зеро Аллоҳ (ч) ба онҳо ёрӣ мерасонад.
(57) Эй мӯъминон! Касонеро аз яҳуд ва насоро, ки дини шуморо ба масхара ва бозӣ мегиранд, дӯст ва ҳампаймон магиред. Ва агар дар ҳақиқат мӯъмин ҳастед, бо парҳез аз дӯстии онҳо ва амал кардан бар асоси он чи ба шумо нозил шуда аст, аз Аллоҳ (ч) битарсед.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бояд мӯъмин бо ақидаи “**валоъ**” ва “**бароъ**”, ки ба маънои дӯст доштани Худову Паёмбар (с), мӯъминон ва душман донистани душманони Худову Паёмбар (с) аст, ошно шавад;

2.Дӯст доштани душманони Худо аз сифатҳои мунофиқон аст;

3.Тарк кардани кӯмак ба дин сабаб мешавад, ки Худо дигаронро иваз биёрад ва гурӯҳи якумро аз ифтихори нусрати ойини Худ маҳрум созад.

وَإِذَا نَادَيْتُمْ إِلَى الصَّلَاةِ اتَّخَذُوهَا هُزُوًا وَلَعِبًا ۚ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمْ قَوْمٌ
لَا يَعْقِلُونَ ﴿٥٨﴾ قُلْ يَا أَهْلَ الْكِتَابِ هَلْ تَنْقِمُونَ مِنَّا إِلَّا أَنْ آمَنَّا
بِاللَّهِ وَمَا أُنْزِلَ إِلَيْنَا وَمَا أُنْزِلَ مِنْ قَبْلُ وَأَنَّ أَكْثَرَكُمْ فَاسِقُونَ ﴿٥٩﴾
قُلْ هَلْ أُنَبِّئُكُمْ بِشَرٍّ مِنْ ذَٰلِكَ مَثُوبَةً عِنْدَ اللَّهِ ۚ مَنْ لَعَنَهُ اللَّهُ وَغَضِبَ
عَلَيْهِ وَجَعَلَ مِنْهُمُ الْقِرَدَةَ وَالْخَنَازِيرَ وَعَبَدَ الطَّاغُوتَ ۚ أُولَٰئِكَ شَرٌّ
مَكَانًا وَأَضَلُّ عَنْ سَوَاءِ السَّبِيلِ ﴿٦٠﴾ وَإِذَا جَاءُوكُمْ قَالُوا آمَنَّا وَقَدْ
دَخَلُوا بِالْكُفْرِ وَهُمْ قَدْ خَرَجُوا بِهِ ۚ وَاللَّهُ أَعْلَمُ بِمَا كَانُوا يَكْتُمُونَ
﴿٦١﴾ وَتَرَىٰ كَثِيرًا مِنْهُمْ يُسَارِعُونَ فِي الْإِثْمِ وَالْعُدْوَانِ وَأَكْلِهِمُ
السُّحْتَ ۚ لَبِئْسَ مَا كَانُوا يَعْمَلُونَ ﴿٦٢﴾ لَوْلَا يَنْهَاهُمُ الرَّبَّانِيُّونَ
وَالْأَحْبَارُ عَنْ قَوْلِهِمُ الْإِثْمَ وَأَكْلِهِمُ السُّحْتَ ۚ لَبِئْسَ مَا كَانُوا
يَصْنَعُونَ ﴿٦٣﴾ وَقَالَتِ الْيَهُودُ يَدُ اللَّهِ مَغْلُولَةٌ ۚ غُلَّتْ أَيْدِيهِمْ وَلُعِنُوا
بِمَا قَالُوا ۘ بَلْ يَدَاهُ مَبْسُوطَتَانِ يُنْفِقُ كَيْفَ يَشَاءُ ۚ وَلَيَزِيدَنَّ كَثِيرًا
مِنْهُمْ مَا أُنْزِلَ إِلَيْكَ مِنْ رَبِّكَ طُغْيَانًا وَكُفْرًا ۚ وَأَلْقَيْنَا بَيْنَهُمُ الْعَدَاوَةَ
وَالْبَغْضَاءَ إِلَىٰ يَوْمِ الْقِيَامَةِ ۚ كُلَّمَا أَوْقَدُوا نَارًا لِلْحَرْبِ أَطْفَأَهَا
اللَّهُ ۚ وَيَسْعَوْنَ فِي الْأَرْضِ فَسَادًا ۚ وَاللَّهُ لَا يُحِبُّ الْمُفْسِدِينَ ﴿٦٤﴾



(58) Ва инчунин вақте ки шумо бо садои азон яқдигарро ба намоз фаро мехонед, онҳо намозро, ки дар Ислом бузургтарин ибодат аст, ба масхара ва бозӣ мегиранд. Сабаби ин амалашон он аст, ки онҳо қавми бехирад буда, маънои ибодат ва аҳкоми илоҳиро намефаҳманд.

(59) Эй Фиристодаи Мо! Ба масхаракунандагони аҳли Китоб бигӯ: "**Эй аҳли Китоб! Оё моро танҳо барои он айб мегиред ва таъна мезанед, ки ба Аллоҳ (ҷ) ва ба он чи аз наздаш бароямон фуруд оварда шуда аст ва ба китобҳои гузашта имон дорем ва низ имон дорем, ки аксари шумо бо куфр варзидан ва тарки амал тибқи ҳукми илоҳӣ аз тоати Ӯ хориҷ ҳастед?! Ин аъмол баръакс боиси ифтихор ва корҳои сутуданӣ аст**."

(60) Эй Фиристодаи Мо, бигӯ: "**Оё шуморо аз он чи нисбат ба мо гумон доред, аз ҷазои бадтар аз сӯи Аллоҳ (ҷ) дар қиёмат хабар диҳам?! Он ҷазои касоне аст, ки Аллоҳ (ҷ) онҳоро аз раҳмати Худ ронда аст ва баъзеашонро ба сурати бӯзина ва хук мубаддал сохта ва ибодаткунандаи тоғут гардонида аст. Ин ҷамоа рӯзи охират дар бадтарин ҷой қарор мегиранд ва аз роҳи рост дар қиёс бо дигар мардум гумроҳтаранд.**"

Ҳар чи ғайри Аллоҳ (ҷ) бо қаноат парастида шавад, **тоғут** аст.

(61) Ва вақте мунофиқон назди шумо мӯъминон биёянд, мегӯянд: "**Мо имон овардаем**" ва ҳол он ки яқинан онҳо наздатон бо куфр дохил ва бо куфр хориҷ шудаанд. Ва онҳо агарчи зоҳиран худро барои шумо мӯъмин нишон диҳанд, Аллоҳ (ҷ) аз куфре, ки дар қалбашон пинҳон месозанд, Огоҳ мебошад. Ҳатман ба онҳо ҷазо медиҳад.

(62) Ва эй Паёмбар! Бештари яҳудиҳоро мушоҳида мекунӣ, ки дар содир кардани гуноҳ (ба мисли дурӯғгӯӣ) ва зулм дар ҳаққи мардум ва аз роҳи ҳаром хӯрдани моли ғайр мешитобанд. Ба дурустӣ ки он чи мекунанд, кори ниҳоят бад аст.

(63) Чаро пешвоён ва донишмандонашон онҳоро аз шитофтан дар дурӯғгӯӣ, баноҳақ шоҳидӣ додан, хӯрдани моли мардум бо роҳи ботил манъ намекунанд?! Кори пешвоён ва донишмандонашон, ки онҳоро аз ин аъмоли зишт боз намедоранд, бисёр бад аст!

(64) Ва қавми яҳуд ҳангоми дучори ранҷ ва камҳосилӣ гаштанашон мегӯянд: "**Дасти Аллоҳ (ҷ) аз ато намудани неъмат баста шуда аст**. **Ба мо ризқ доданро манъ карда аст.**" Огоҳ бошед! Дастони онҳо аз анҷоми хайр ва додани мол ба фақирон баста аст ва барои ин сухани зишт аз раҳмати илоҳӣ ронда шудаанд. Балки ду дасти Аллоҳ (ҷ) бо атои неъмат доим боз аст. Ба бандагон он гуна ки хоҳад, харҷ мекунад, рӯзии ҳар киро хоҳад, фарох ва рӯзии ҳар киро хоҳад, танг месозад. Ҳеҷ кас Ӯро аз коре манъ ё дар коре маҷбур кардан наметавонад. Ва бегумон он чи аз ҷониби Парвардигорат ба сӯи ту нозил шуда аст, саркашӣ ва куфри бештари яҳудиҳоро афзун месозад. Зеро онҳо нисбат ба ту ва дигар мӯъминон сахт ҳасад мебаранд. Ва Мо то рӯзи қиёмат дар байни тоифаҳои яҳудиҳо адоват ва нафратро афкандаем. Онҳо ҳар гоҳ барои шӯълавар сохтани оташи ҷанг алайҳи мӯъминон имконоти худро ҷамъ кунанд ва омодагӣ бинанд, Аллоҳ (ҷ) ҷамъи онҳоро пароканда карда, қудраташонро аз байн мебарад.[1] Ва қавми яҳуд ҳамеша дар роҳи фасодкорӣ барои маҳви Ислом ва макр алайҳи он мекӯшанд. Ва Аллоҳ (ҷ) фасодкоронро дӯст намедорад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мазаммат шудани донишманде, ки дар баробари корҳои бади қавмаш сукутро ихтиёр мекунад ва аз мункар чашм мепӯшад;

2.Беодобии қавми яҳуд бо Худо, ки Ӯро ба "**дастбастагӣ**" ва "**бахилӣ**" васф карданд;

3.Собит будани "**ядайн**" (**ду даст**) барои Худо, албатта, ба сурати лоиқи азамати Зоташ ва бе шабоҳат ба бандагон;

4.Ишора ба адоват, ихтилофот ва нафрате, ки дар натиҷаи куфр варзидани яҳуд ва рӯй гардониданашон аз ҳақ байни гурӯҳҳои онҳо сар воқеъ шуда аст.

1. Он ҳамбастагӣ ва ҳамдилӣ, ки имрӯз қавми яҳуд барои таъсиси давлат дар Фаластин доранд, муваққатӣ буда, давлати онҳо дер давом намекунад. Балки он дер ё зуд ба соҳибони асосиаш, ки мусулмонон ҳастанд, бармегардад. Ин бозгашт вақтест, ки мусулмонон дар роҳи муборизa содиқ буда, ба сӯи дини хеш баргарданд. (**Тафсири "Ал-васит"-и Шайх Тантовӣ (р)**)


الجزء السادس سورة المائدة

وَلَوْ أَنَّ أَهْلَ الْكِتَابِ آمَنُوا وَاتَّقَوْا لَكَفَّرْنَا عَنْهُمْ سَيِّئَاتِهِمْ وَلَأَدْخَلْنَاهُمْ جَنَّاتِ النَّعِيمِ ﴿٦٥﴾ وَلَوْ أَنَّهُمْ أَقَامُوا التَّوْرَاةَ وَالْإِنْجِيلَ وَمَا أُنْزِلَ إِلَيْهِمْ مِنْ رَبِّهِمْ لَأَكَلُوا مِنْ فَوْقِهِمْ وَمِنْ تَحْتِ أَرْجُلِهِمْ ۚ مِنْهُمْ أُمَّةٌ مُقْتَصِدَةٌ ۖ وَكَثِيرٌ مِنْهُمْ سَاءَ مَا يَعْمَلُونَ ﴿٦٦﴾ ۞ يَا أَيُّهَا الرَّسُولُ بَلِّغْ مَا أُنْزِلَ إِلَيْكَ مِنْ رَبِّكَ ۖ وَإِنْ لَمْ تَفْعَلْ فَمَا بَلَّغْتَ رِسَالَتَهُ ۚ وَاللَّهُ يَعْصِمُكَ مِنَ النَّاسِ ۗ إِنَّ اللَّهَ لَا يَهْدِي الْقَوْمَ الْكَافِرِينَ ﴿٦٧﴾ قُلْ يَا أَهْلَ الْكِتَابِ لَسْتُمْ عَلَىٰ شَيْءٍ حَتَّىٰ تُقِيمُوا التَّوْرَاةَ وَالْإِنْجِيلَ وَمَا أُنْزِلَ إِلَيْكُمْ مِنْ رَبِّكُمْ ۗ وَلَيَزِيدَنَّ كَثِيرًا مِنْهُمْ مَا أُنْزِلَ إِلَيْكَ مِنْ رَبِّكَ طُغْيَانًا وَكُفْرًا ۖ فَلَا تَأْسَ عَلَى الْقَوْمِ الْكَافِرِينَ ﴿٦٨﴾ إِنَّ الَّذِينَ آمَنُوا وَالَّذِينَ هَادُوا وَالصَّابِئُونَ وَالنَّصَارَىٰ مَنْ آمَنَ بِاللَّهِ وَالْيَوْمِ الْآخِرِ وَعَمِلَ صَالِحًا فَلَا خَوْفٌ عَلَيْهِمْ وَلَا هُمْ يَحْزَنُونَ ﴿٦٩﴾ لَقَدْ أَخَذْنَا مِيثَاقَ بَنِي إِسْرَائِيلَ وَأَرْسَلْنَا إِلَيْهِمْ رُسُلًا ۖ كُلَّمَا جَاءَهُمْ رَسُولٌ بِمَا لَا تَهْوَىٰ أَنْفُسُهُمْ فَرِيقًا كَذَّبُوا وَفَرِيقًا يَقْتُلُونَ ﴿٧٠﴾

١١٩

(65) Ва агар яҳуд ва насоро ба ойини овардаи Муҳаммад (с) имон оранд ва бо парҳез аз маъсият аз Аллоҳ (ч) тарсанд, бегумон Мо ҳамаи гуноҳонашонро агарчи бисёр ҳам бошад, маҳв месозем ва рӯзи қиёмат онҳоро ба боғҳои дорои неъматҳо дохил мекунем. Онҳо дар ҷаннат ба роҳати абадӣ ноил мегарданд.

(66) Ва агар яҳудиҳо бар асоси аҳкоми Таврот ва насрониҳо бар асоси аҳкоми Инҷил амал кунанд ва ҳамагӣ аз дастуроти Қуръон, ки аз сӯи Парвардигорашон нозил шуда аст, кор гиранд, Ман яқинан барои онҳо асбоби рӯзиро аз боридани борон ва рӯёнидани гиёҳони замин осон месохтам ва аз болои сар ва аз зери қадамашон ризқ мехӯранд. Ва баъзеи аҳли Китоб шахсони муътадил ва бар ҳақиқат пойдоранд ва аксарашон ба сабаби имон наовардан бадкор ҳастанд.

(67) Эй Паёмбар! Ҳар он чи аз ҷониби Парвардигорат ба сӯят ваҳй шуда аст, онро ба мардум бирасон ва чизеро пинҳон мадор. Пас агар аз пайғоми илоҳӣ чизеро пинҳон созӣ, ту рисолати Парвардигоратро нарасондай. Ва Аллоҳ (ч) туро минбаъд аз бадиҳои мардум ҳимоят мекунад. Аз ин пас онҳо ба ту зиён расонда наметавонанд. Пас масъулияти ту танҳо таблиғи дин ба мардум аст. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) ба кофироне, ки ҳидоятро намехоҳанд, тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро намедиҳад.

**Бидуни шакку тардид, Паёмбар (с) ҳамаи пайғоми илоҳиро ба мардум расонидаанд. Ҳар кас даъвои ғайри инро мекунад, пас бешак дар ҳаққи Худо дурӯғ бофта аст.**

(68) Эй Паёмбар! Ба яҳуд ва насоро бигӯ: “**То вақте ки ба аҳкоми Тавроту Инҷил ва Қуръони ба шумо аз ҷониби Парвардигоратон нозил шуда, ки имону аъмолатон танҳо бо ҳамин саҳеҳ мегардад, амал накунед, шумо мардуми диндор дониста намешавад**.” Ва ба дурустӣ ки он чи ба сӯи ту аз ҷониби Парвардигорат нозил шуда аст, саркашӣ ва куфри бештари аҳли Китобро афзун мегардонад. Чунки онҳо ғарқи гирдоби ҳасад ҳастанд. Пас барои ин кофирон афсӯс махӯр ва мӯъминони пайрават бароят басанда мебошанд.

(69) Ҳамоно мӯъминон, яҳудиҳо, сабаиҳо (**тоифае аз пайравони баъзе аз паёмбарони Худо**) ва насрониҳо, он шахсоне аз онҳо, ки ба Аллоҳ (ч) ва рӯзи қиёмат имон биёранд[1] ва корҳои шоиста кунанд, пас бар онҳо аз ҳаводиси рӯзи охират ҳеҷ тарсе нест ва онҳо барои аз даст додани лаззатҳои дунё ғамгин намешаванд.

(70) Бешак, Мо аз Банӣ Исроил барои итоат ва фармонбардорӣ аз дастуроти Худ паймонҳои қатъӣ гирифтем ва ба сӯяшон паёмбарони зиёд фиристодем. Аммо онҳо паймонҳои гирифтаамонро шикастанд ва аз хоҳишашон пайравӣ карданд. Ҳар гоҳ ба онҳо паёмбаре бо чизе, ки нафсашон дӯст намедошт, меомад, аз ойинаш рӯй мегардониданд ва гурӯҳеро такзиб мекарданд ва гурӯҳеро мекуштанд.

### Баъзе дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Амал кардан бо аҳкоми Қуръон сабаби маҳв гаштани гуноҳ, даромадани биҳишт ва афзуншавии ризқ мегардад;

2.Огоҳ сохтани даъватгарон ба ин нукта, ки бояд дини Худо ба шакли пурра барои мардум таблиғ шавад ва дар сурати ноқис расонидани он масъулияти даъват аз онҳо соқит намегардад;

3.Эътиқод вақте арзиш пайдо мекунад, ки соҳибаш барои исботи он аз Китоби Худо ҳуҷҷат дошта бошад. Дар ғайри ин сурат эътиқоди шахс эътибор надорад.

1. Ба шарти он ки имони онҳо бар асоси муқаррароти Ислом содир шуда бошад ё хабари Ислом ба онҳо нарасида аст, вале бар асоси ойини саҳеҳи насроният ё ғайри он имон оварда ва амал кардаанд. Зеро агар хабари зуҳури Ислом ба самъи ҳар кас расад, дигар ҳеҷ ойин аз вай пазируфта намешавад ва бояд тобеи дини Паёмбари охирзамон (с) гардад. (**Мутарҷим**)

وَحَسِبُوٓاْ أَلَّا تَكُونَ فِتۡنَةٞ فَعَمُواْ وَصَمُّواْ ثُمَّ تَابَ ٱللَّهُ عَلَيۡهِمۡ ثُمَّ
عَمُواْ وَصَمُّواْ كَثِيرٞ مِّنۡهُمۡۚ وَٱللَّهُ بَصِيرُۢ بِمَا يَعۡمَلُونَ ٧١
لَقَدۡ كَفَرَ ٱلَّذِينَ قَالُوٓاْ إِنَّ ٱللَّهَ هُوَ ٱلۡمَسِيحُ ٱبۡنُ مَرۡيَمَۖ وَقَالَ ٱلۡمَسِيحُ
يَٰبَنِيٓ إِسۡرَٰٓءِيلَ ٱعۡبُدُواْ ٱللَّهَ رَبِّي وَرَبَّكُمۡۖ إِنَّهُۥ مَن يُشۡرِكۡ
بِٱللَّهِ فَقَدۡ حَرَّمَ ٱللَّهُ عَلَيۡهِ ٱلۡجَنَّةَ وَمَأۡوَىٰهُ ٱلنَّارُۖ وَمَا
لِلظَّٰلِمِينَ مِنۡ أَنصَارٖ ٧٢ لَّقَدۡ كَفَرَ ٱلَّذِينَ قَالُوٓاْ إِنَّ ٱللَّهَ
ثَالِثُ ثَلَٰثَةٖۘ وَمَا مِنۡ إِلَٰهٍ إِلَّآ إِلَٰهٞ وَٰحِدٞۚ وَإِن لَّمۡ يَنتَهُواْ
عَمَّا يَقُولُونَ لَيَمَسَّنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ مِنۡهُمۡ عَذَابٌ أَلِيمٌ ٧٣
أَفَلَا يَتُوبُونَ إِلَى ٱللَّهِ وَيَسۡتَغۡفِرُونَهُۥۚ وَٱللَّهُ غَفُورٞ رَّحِيمٞ ٧٤
مَّا ٱلۡمَسِيحُ ٱبۡنُ مَرۡيَمَ إِلَّا رَسُولٞ قَدۡ خَلَتۡ مِن قَبۡلِهِ ٱلرُّسُلُ وَأُمُّهُۥ
صِدِّيقَةٞۖ كَانَا يَأۡكُلَانِ ٱلطَّعَامَۗ ٱنظُرۡ كَيۡفَ نُبَيِّنُ لَهُمُ ٱلۡأٓيَٰتِ
ثُمَّ ٱنظُرۡ أَنَّىٰ يُؤۡفَكُونَ ٧٥ قُلۡ أَتَعۡبُدُونَ مِن دُونِ ٱللَّهِ مَا لَا
يَمۡلِكُ لَكُمۡ ضَرّٗا وَلَا نَفۡعٗاۚ وَٱللَّهُ هُوَ ٱلسَّمِيعُ ٱلۡعَلِيمُ ٧٦ قُلۡ
يَٰٓأَهۡلَ ٱلۡكِتَٰبِ لَا تَغۡلُواْ فِي دِينِكُمۡ غَيۡرَ ٱلۡحَقِّ وَلَا تَتَّبِعُوٓاْ أَهۡوَآءَ
قَوۡمٖ قَدۡ ضَلُّواْ مِن قَبۡلُ وَأَضَلُّواْ كَثِيرٗا وَضَلُّواْ عَن سَوَآءِ ٱلسَّبِيلِ ٧٧



(71) Ва яҳудиҳо пиндоштанд, ки ба онҳо барои аҳдшиканӣ, такзиби паёмбарон ва қатли онҳо ҳеҷ зараре намерасад, пас аз дидани ҳақиқат нобино ва аз шуниданаш ношунаво гаштанд. Аммо ба балоҳое дучор шуданд, ки гумонашро надоштанд. Сипас Аллоҳ (ҷ) аз рӯи фазлаш тавбаи онҳоро пазируфт. Баъд аз ин бештарашон дубора аз дидани ҳақиқат нобино ва аз шуниданаш ношунаво гаштанд. Ва Аллоҳ (ҷ) тамоми кардаҳояшонро мебинад, ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ намебошад ва ҳатман онҳоро ба сазои аъмолашон мерасонад.

(72) Бешак, он насрониҳое, ки: "**Аллоҳ ҳамон Масеҳи писари Марям аст**" мегӯянд, бо ин сухан кофир шудаанд. Зеро онҳо бо ин қавлашон "**маъбудият**"-ро ба ғайри Аллоҳ (ҷ) нисбат додаанд. Ва Исои писари Марям ба онҳо гуфта буд: "**Эй Банӣ Исроил! Ягона Аллоҳи Парвардигори ман ва Парвардигори худро бипарастед. Ҳамаи мо ба эътибори бандагии Аллоҳ (ҷ) баробар ҳастем. Чунки ҳар кас ба Аллоҳ (ҷ) ширк варзад, бегумон Аллоҳ (ҷ) даромадани биҳиштро барояш абадӣ манъ мекунад, қароргоҳаш оташи дӯзах аст. Ва золимон ёваронe надоранд, ки назди Аллоҳ (ҷ) ҷуръат намуда, кӯмакашон расонад ва аз азоби илоҳӣ раҳояшон созад.**"

(73) Дар ҳақиқат насрониҳое, ки мегӯянд: "**Аллоҳ (ҷ) сеюми се худо (падар, писар ва Руҳ-ул-қудс) аст**", кофир шудаанд. Аллоҳ (ҷ) аз ин даъвои беасоси онҳо пок аст. Аллоҳ (ҷ) аз чанд унсур таркибёфта нест. Ва ҳеҷ маъбуде ба ҷуз Маъбуди Ягонаи Бемисл вуҷуд надорад. Ва агар аз ин сухани зишт боз наистанд, ҳатман ба касоне аз онҳо, ки бар куфрашон идома медиҳанд, азоби дардовар мерасад.

(74) Пас оё онҳо аз ин қавли зишт бо тавбаи содиқона ба сӯи Аллоҳ (ҷ) барнамегарданд ва аз Ӯ омурзиш намехоҳанд?! Ва Аллоҳ (ҷ) дар ҳаққи тавбакорон агарчи аз куфр тавба кардаанд, Бахшанда буда, дар ҳаққи мӯъминон Меҳрубон аст.

(75) Масеҳи писари Марям низ монанди дигар паёмбарон яке аз фиристодагони Аллоҳ (ҷ) аст. Он чи бар сари дигар паёмбарони илоҳӣ ба мисли марг омада аст, бар сари ӯ ҳам меояд. Ва Марями модараш зани бисёр ростқавл ва тасдиққунандаи суханони Аллоҳ (ҷ) буд. Модар ва Писар монанди дигарон таом мехӯрданд, зеро ба он ниёз доштанд. Пас онҳо бо ниёзмандӣ ба истеъмоли таом читавр метавонанд Худо бошанд?! Пас эй Паёмбар! Бо тафаккур нигоҳ кун, ки Мо чӣ гуна нишонаҳои исботкунандаи ягонагии Худ ва ботил будани эътиқоди ширколуди насрониҳоро ба сурати равшан баён месозем, аммо онҳо бар заммии ин оятҳои Моро инкор мекунанд. Сипас бори дигар бо тафаккур нигоҳ кун, ки онҳо бо вуҷуди ин ҳуҷҷатҳои исботкунандаи ягонагии Аллоҳ (ҷ) чӣ гуна аз он рӯй метобанд.

(76) Эй Паёмбар! Ба онҳо бо овардани ҳуҷҷати зерин оиди бутлони ақидаи ширколудашон бигӯ: "**Оё чизеро мепарастед, ки барои шумо ҳеҷ зарар ё фоида расонида наметавонад?! Маъбуди шумо нотавон аст ва Аллоҳ (ҷ) аз оҷизӣ пок аст. Ва Аллоҳ (ҷ) Шунавои Доно аст. Ягона Ӯ ҳамаи суханони шуморо мешунавад ва ҳеҷ чиз аз Ӯ дур намемонад. Фақат Ӯ аз тамоми корҳои шумо огоҳ аст. Ва яқинан шуморо ба ҷазои амалҳои бадатон мерасонад.**"

(77) Эй Паёмбар! Ба насрониҳо бигӯ: "**Дар пайравӣ аз дини хеш беноҳақ аз марзҳои муқаррарсохтаи Аллоҳ (ҷ) нагузаред ва дар эҳтироми шахсоне ба мисли паёмбарон, ки ба арҷгузории онҳо фармон шудаед, ба зиёдаравӣ роҳ надиҳед. Паёмбаронро /он гуна ки нисбат ба Исо (а) чунин эътиқод доред/ маъбуд нашуморед ва аз хоҳиши нафси гузаштагонатон, ки қаблан бо маъбуд хондани Исо (а) гумроҳ шуданд ва аксари мардумро гумроҳ сохтанд ва аз роҳи рости дини Ислом гумроҳ гаштанд, пайравӣ накунед.**"

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Баёни куфри насрониҳо дар даъвои Худо донистани Исо (а), исботи бутлони эътиқоди беасоси онҳо ва фаро хонданашон ба бозгашт ба сӯи ҳақ;

2.Яке аз далелҳои одамӣ будани Исои Масеҳ ва Марям (а) он аст, ки онҳо таом мехӯранд ва қазои ҳоҷат мекунанд;

3.Надоштани қудрати расонидани зарар ё фоида аз ҳуҷҷатҳои равшан бар сазовори ибодат набудани маъбудҳои ботили ғайри Аллоҳ (ҷ) аст. Чунки маъбудҳои ботил нотавон ҳастанд ва нотавон лоиқи "**маъбудият**" нест;

4.Манъи зиёдаравӣ дар эҳтиром ва муҳаббат ба бандагони солеҳ.

لُعِنَ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ مِنۢ بَنِيٓ إِسۡرَٰٓءِيلَ عَلَىٰ لِسَانِ دَاوُۥدَ وَعِيسَى ٱبۡنِ مَرۡيَمَۚ ذَٰلِكَ بِمَا عَصَواْ وَّكَانُواْ يَعۡتَدُونَ ٧٨ كَانُواْ لَا يَتَنَاهَوۡنَ عَن مُّنكَرٖ فَعَلُوهُۚ لَبِئۡسَ مَا كَانُواْ يَفۡعَلُونَ ٧٩ تَرَىٰ كَثِيرٗا مِّنۡهُمۡ يَتَوَلَّوۡنَ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْۚ لَبِئۡسَ مَا قَدَّمَتۡ لَهُمۡ أَنفُسُهُمۡ أَن سَخِطَ ٱللَّهُ عَلَيۡهِمۡ وَفِي ٱلۡعَذَابِ هُمۡ خَٰلِدُونَ ٨٠ وَلَوۡ كَانُواْ يُؤۡمِنُونَ بِٱللَّهِ وَٱلنَّبِيِّ وَمَآ أُنزِلَ إِلَيۡهِ مَا ٱتَّخَذُوهُمۡ أَوۡلِيَآءَ وَلَٰكِنَّ كَثِيرٗا مِّنۡهُمۡ فَٰسِقُونَ ٨١ ۞لَتَجِدَنَّ أَشَدَّ ٱلنَّاسِ عَدَٰوَةٗ لِّلَّذِينَ ءَامَنُواْ ٱلۡيَهُودَ وَٱلَّذِينَ أَشۡرَكُواْۖ وَلَتَجِدَنَّ أَقۡرَبَهُم مَّوَدَّةٗ لِّلَّذِينَ ءَامَنُواْ ٱلَّذِينَ قَالُوٓاْ إِنَّا نَصَٰرَىٰۚ ذَٰلِكَ بِأَنَّ مِنۡهُمۡ قِسِّيسِينَ وَرُهۡبَانٗا وَأَنَّهُمۡ لَا يَسۡتَكۡبِرُونَ ٨٢ وَإِذَا سَمِعُواْ مَآ أُنزِلَ إِلَى ٱلرَّسُولِ تَرَىٰٓ أَعۡيُنَهُمۡ تَفِيضُ مِنَ ٱلدَّمۡعِ مِمَّا عَرَفُواْ مِنَ ٱلۡحَقِّۖ يَقُولُونَ رَبَّنَآ ءَامَنَّا فَٱكۡتُبۡنَا مَعَ ٱلشَّٰهِدِينَ ٨٣



(78) Кофирони Бани Исроил тавассути забони Довуд (а) дар Забур ва Исои Масеҳ (а) дар Инҷил аз раҳмати Худо ронда шудаанд. Ин ба сабаби он аст, ки онҳо нофармонӣ менамуданд ва муқаддасоти дини Худоро поймол месохтанд.

(79) Онҳо якдигарро аз анҷоми гуноҳ наҳй намекарданд, балки баръакс исёнкорони ин қавм дар байни мардум ба таври ошкор гуноҳ ва амалҳои зишт анҷом медоданд. Зеро касе амалҳои қабеҳи онҳоро рад намекард. Амали онҳо, ки иҷрои масъулияти “**амри маъруф ва наҳйи мункар**”-ро тарк карданд, бағоят зишт аст.

(80) Эй Паёмбар! Ту аксари яҳудиҳои кофирро мушоҳида мекунӣ, ки кофиронро дӯст медоранд ва ба онҳо майлу рағбат доранд, аммо бо ту ва яктопарастон душманӣ меварзанд. Бешак, бо дӯстии кофирон кори бисёр зиштеро анҷом медиҳанд, зеро ин хислати дӯст гирифтани кофирон ва душманӣ бо ту ва яктопарастон сабаб шуда аст, ки Аллоҳ (ч) бар онҳо ғазаб карда аст ва дар дӯзах ҷовидон хоҳанд монд.

(81) Ва агар яхудиҳо дар ҳақиқат ба Аллоҳ (ч) ва паёмбарашон Мӯсо (а) ва Тавроти ба Ӯ нозил карда шуда имон медоштанд, ҳеҷ гоҳ мушриконро барои худ дӯст қарор намедоданд ва аҳли имонро яксӯ гузошта, ба аҳли ширк рағбат намекарданд. Зеро онҳо дар Китобашон аз дӯстӣ бо кофирон наҳй шудаанд. Валекин аксари яҳудиҳо аз доираи тоати Аллоҳ (ч) ва дӯстӣ бо Ӯ ва мӯъминон хориҷ ҳастанд.

(82) Ва эй Паёмбар! Бешубҳа, ту сахттарин мардумро дар душманӣ бо хештан ва Исломy мӯъминон қавми яҳуд ва мушриконро меёбӣ. Зеро яҳудиҳо қавми кинатӯз, ҳосид ва мутакаббир аст. Ва бешак, наздиктарин гурӯҳи мардум дар дӯстии мӯъминон ва Ислом касонеро меёбӣ, ки мегӯянд: “**Мо Насоро ҳастем**.” Сабаби наздики дӯстии онҳо бо мӯъминон он аст, ки дар байнашон донишмандон ва бандагони порсо ҳастанд ва худи онҳо низ қавми ғайри мутакаббири хоксоранд. Зеро некӣ ба қалби шахси мутакаббир роҳ намеёбад.

(83) Ва қалби ин гурӯҳи насрониҳо ба мисли Наҷҷошӣ ва амсолаш нарм аст. Вақте Қуръони бар Паёмбар Муҳаммад (с) нозил шударо шунаванд, ба сабаби он ки ҳақро шинохтаанд, бо изҳори шикастаҳолӣ ашки чашмонашон ҷорӣ мешавад. Зеро аз ҳақиқати ойини Исои (а) бохабаранд. Онҳо мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо! Мо ба он чи бар Паёмбарат Муҳаммад (с) фиристодаӣ, имон овардаем. Пас моро ҳамроҳи уматони Муҳаммад (с), ки дар рӯзи қиёмат бар дигарон шоҳид мешаванд, бинавис**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Тарки масъулияти “**амри маъруф ва наҳйи мункар**” сабаби гирифторӣ ба лаънати Худо ва рондашавӣ аз раҳматаш аст;

2.Яке аз нишонаҳои имони содиқ дӯстӣ ва душманӣ барои Худо аст;

3.Дӯст бо душманони Худо касро ба ғазаби илоҳӣ дучор месозад;

4.Яҳуд ва мушрикон ба Ислом адовати сахт доранд. Аммо баъзеи гурӯҳҳои насронӣ ба он муҳаббат доранд, зер бар ҳақ будани ин мӯътақиданд.